*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо як шавед!*

Органи
Кумитаи Марказии ИЛКЧ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД

№ 71 (8253). ● ҶУМЪА, 15 ИЮНИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

## МАЪЛУМОТ

### дар бораи натиҷаи ҷамъомади республикавии мутааллимини комсомол

Тибқи қарори Котиботи КМ ИЛКҶ Тоҷикистон аз 30 ноябри соли 1989 (№ 37) 26—28 марти соли ҷорӣ ҷамъомади республикавии мактаббачагони комсомол гузаронида шуд. Дар ҷамъомад аз ҷумлаи 61 нафар вакилони Ҷамъомади умумиттифоқии мутааллимини комсомол, ки аз миёни хонандагони мактабҳои миёнаю ОКТ-ҳои ҷумҳурӣ, инчунин котибони кумитаҳои вилоят, шаҳри Душанбе ва як қатор кумитаҳои ноҳиявии комсомол, кормандони аппарати КМ ИЛКҶ ҷумҳурӣ интихоб шудаанд, 49 нафар ширкат доштанд.

Дар чор маркази мубоҳисавӣ барномаҳои «Масъулият» ва «Ошкорбаёнӣ», проблемаҳои худидоракунии мактабу имкониятҳои инкишофи он, мақсаду вазоифи комсомол ва роҳу равиши навсозии он мавриди муҳокима қарор гирифтанд. Инчунин, аъзоёни маркази мубоҳисавӣ ба таҳияи дастурамали Шӯрои республикавии мутааллимини комсомолону барномаи фаъолияти он, ба иншои пешниҳод ба унвони анҷумани XXV ИЛКҶ Тоҷикистон, эъломияи ҳуқуқ ва вазоифи муталлимин, инчунин муроҷиатнома ба унвони Вазорати маорифи халқи ҷумҳурӣ пардохтанд.

Ҳамаи ин ҳуҷҷатҳо, инчунин қарори маркази мубоҳисавӣ дар ҷаласаи хотимавӣ муҳокима ва қабул шуд. Шӯрои республикавии муталлимини комсомол (аз ҳисоби вакилони ҷамъомад) эҷод ва Президиуми Шӯро дар ҳайати 11 нафар) ба ҳайати мазкур ду корманди комсомол — М. А. Шодиева — котиб ва М. Ш. Зарифов — инструктори КМ ИЛКҶ Тоҷикистон дохиланд) интихоб гардид.

Нахустин ҷаласаи Президиуми Шӯрои республикавии муталлимини комсомол барпо гардид, ки дар он хонандаи мактаби рақами 200-и ноҳияи Ленин Зебуннисо Мамадшоева ва талабаи мактаби рақами 3-и шаҳри Орҷоникидзеобод Сальвадор Сафармамадов ба ҳайати КМ комсомоли ҷумҳурӣ пешниҳод шуданд.

Баҳри бомуваффақият гузаштани ҷамъомад кормандони Қасри республикавии пионерону мактаббачагон фаъолони комсомоли шаҳри Душанбе кӯшиши зиёде ба харҷ доданд.

Иштирокчиёни ҷамъомади мазкур бо вазиру муовини вазири Маорифи халқи Тоҷикистон, рафиқон Т. Н. Назаров (Алҳол вай ҷонишини аввали Шӯрои Вазирони РСС Тоҷикистон, раиси Госплани республика мебошад), ва А. С. Сатторов ва котибони КМ ИЛКҶ Тоҷикистон, рафиқон П. А. Пӯлодов ва М. А. Шодиева мулоқот доштанд.

Дар рӯзҳои кори ҷамъомад мактаббачаҳо ба синфи компьютерии маркази ахбори нави технологии ҷумҳурӣ ташриф оварданд, ду фильми мустанадро (оиди проблемаҳои донишҷӯёни ҷумҳурӣ ва сафари донишҷӯёну хонандагони Тоҷикистон ба РФГ тамошо карданд.

Дар кори маркази мубоҳисавӣ ва маҷлисҳои умумӣ намояндагони вилояти Ленинобод ва ноҳияҳои тобеи ҷумҳурӣ иштироки фаъолона доштанд.

Ба вакилони ҷамъомад лоиҳаҳои Низомнома ва барномаи ИЛКҶУ ва дигар материалҳои лозимии бо ду забон интишорёфта супорида шуд.

Дар баробари ин, аз сабаби муносибати бемасъулиятонаи котибони кумитаи комсомоли ш. Душанбе ва кумитаи комсомолии вилояти Кӯлоб аз ҳисоби хонандагони ОКТ 3 нафар вакил интихоб нагардид.

Кумитаҳои комсомоли ноҳияҳои Вахшу Шаҳртус қарори ҷамъомадҳои ноҳиявиро бекор намуда, худсарона вакилони Ҷамъомади умумиттифоқиро аз нав «интихоб» карданд. Гӯё вакилони қаблӣ ба «перспективаи мактабӣ» мувофиқат намекардаанд.

Ҷамъомадҳои муталлимини комсомоли ноҳияҳои Вахш, Ильич, Мастчоҳ, Ҳисор, Қумсангир ва Колхозобод дар сатҳи пасти ташкилӣ гузаштанд. Ноогоҳии вакилон аз рӯзномаю лоиҳаи ҳуҷҷатҳои ҷамъомад ба сифати кори он таъсири манфӣ расонд.

Бо сабабҳои мухталиф вакилони шаҳру ноҳияҳои Ленинобод, Панҷакент, Қӯрғонтеппа, Норак, Ишкошим, Мурғоб, Қумсангир, Ильич, Ашт, Ховалинг ва Данғара дар ҷамъомади республикавӣ иштирок накарданд.

Дар рафти тайёрӣ ба ҷамъомад воситаҳои ахбори умумии ҷумҳурӣ саҳми фаъол доштанд. Рӯзномаҳои «Ҷавонони Тоҷикистон» ва «Омӯзгор» таҳти рубрикаи «Ҷамъомад—90» як силсила хабару репортажҳоро аз рафти ҷамъомадҳои ноҳиявию шаҳрӣ ва республикавӣ, мусоҳиба бо котибону кормандони шӯъбаи маорифи КМ ИЛКҶ Тоҷикистон интишор намуданд. Редакцияи ҷавонии радиои ҷумҳурӣ бо хонандагони мактабу кормандони комсомол «Мизи мудаввар» гузаронд.

Мутаассифона, дар инъикоси ин маъракаи муҳим рӯзномаи «Комсомолец Таджикистана» саҳме нагирифт. Кори ҷамъомади республикавии мутааллимини комсомол нишон дод, ки дар фаъолияти комсомоли ҷумҳурӣ нисбати мактабу муталлимин принципи бақия ба чашм мерасад. Ин тарзи муносибат оқибатҳои ҳузнангез дорад. Сафи комсомолони мактабхон якбора кам мешавад, обрӯю эътибори комсомол дар байни ин табақа паст мегардад, боварии онҳо нисбати дигар созмонҳои ҷамъиятию давлатӣ коста мешавад.

Ҷамъомад ба анҷумани комсомоли ҷумҳурӣ пешниҳод менамояд, ки дар эҷоди шароитҳои зарурӣ баҳри инкишофи маънавию ҷисмонии хонандагон (махсусан хонандагони деҳоту ноҳияҳои дурдасти ҷумҳурӣ), равнақи объектҳои беруназмактабии тамоили маданию варзишӣ ва илмӣ дошта ташаббускор бишаванд.

Инчунин, анҷуман дар тезонидани процесси навсозии мактаб аз рӯи принципҳои демократикунонию инсондӯстӣ, таҳкими муносибатҳои комсомол бо муаллимони эҷодкор, фароҳам овардани шароит барои васеъ кардани ҳуқуқу салоҳияти хонандагон дар идораи макотиб, дар бозсозии ҳаёти ҷамъиятӣ ҷалб кардани онҳо мададгор бишавад.

(Ба саҳ. 2 нигаред).

## Радиои тоҷик 60-сола шуд



Дар КМ ИЛКҶ Тоҷикистон бо гурӯҳи журналистони ҷавони радиои тоҷик мулоқот баргузор гардид. Мулоқот ҳарчанд ба ифтихори 60-солагии таъсиси радиои тоҷик бахшида шуда буд, ба мубоҳисаи манфиатбахши корӣ табдил ёфт.

Ба гурӯҳи радиожурналистони ҷавон нишонҳои сарисинагӣ ва мукофотҳои хотиравӣ супурда шуд.

ДАР АКС; котиби КМ ИЛКҶ Тоҷикистон П. Пӯлодов ба муҳаррири шӯъбаи ҷамъиятиву сиёсии радио Светлана Стерлигова нишони сарисинагии КМ ИЛКҶУ «Барои меҳнати шоён» месупорад.

Аксбардор А. ИСОЗОДА.

Нома ба рӯзнома

## УМЕД АЗ ШУМО ДОРЕМ

Мо — як гурӯҳ (25 нафар) коркунони Шӯъбаи корҳои дохилии ноҳияи Марказӣ бо умеди охирини худ ба шумо муроҷиат мекунем. Гурӯҳи мо моҳи сеюм аст, ки бе маош кор мекунад.

Яъне, домани моро сардори шӯъбаи кадрҳо Соколова Любовь Павловна бо чормағзи пуч пур карда худ нафаси осуда мекашад. Моро моҳи аввал, яъне апрель, ваъда доданд, ки 20 май соли ҷорӣ маоши думоҳаро хоҳем гирифт.

Рӯзи 20 май мо боз ба сардори шӯъбаи кадрҳо Соколова Л. П. муроҷиат кардем.

Беҳуда нагуфтаанд, ки сахттарини гунох кӯзаро аз лабони [illegible] Управленияи корҳои дохилӣ муовини сардор А. (Шоматов) рафта будем. А. Шоматов ба мо ваъда дода буд, ки мо шуморо бо маош баъди анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти ҷумҳурӣ таъмин мекунем. Ба маврид гуфтаанд «об аз сар лой аст». Ваъда, ваъда ва боз ваъда буду аз амалаш дарак набуд.

Мо, ҳатто, ба котиби аввали Кумитаи ҳизбии шаҳри Душанбе рафиқ Каримов Ҷамшед Ҳилолович муроҷиат кардани шудем, аммо моро ба назди ёвари раиси комиҷроияи Шӯрои депутатҳои шаҳр Б. Ҳайдаров фиристоданд. Аз ин шахсон боз ваъда шунидему халос. Мо ҳангоми муроҷиат бо ин кор- [illegible]



## Меҳри касб

Ҳар гоҳе, ки бо ин духтари кушодачеҳраи ситорагарм дар утоқи кориаш рӯ ба рӯ меоям, хизмат, — гӯён, суоломез ба сӯям менигарад. Дар ин ҳолат сабтеро ё барои тоза намудан, ё ин ки барои ба навори дигар кӯчондан ба ӯ медодам.

Ин дафъа чун рӯ ба рӯ омадем, баъд аз аҳволпурсӣ хизмат бошад марҳамат, — гӯён бо чеҳраи хандон пешвоз гирифт.

— Хизмат ин дафъа аз мост, — шӯхиомез ҷавоб додам ман ва қаламу коғазро пеш гузоштам.

Бале ин шахс ҳоло ҷавон аст. Ҳамагӣ соли дуюм аст, ки дар идораи радиои тоҷик ба сифати муназзими овоз кор мекунад. Ва дар байни коллективи кормандон мавқеи худро пайдо кардааст.

Моҳира Толибова. Ин ном тавассути радио ҳар рӯз дар поёни барномаҳо садо медиҳад. Рангиниву дилчаспии барномаҳои радио ба Моҳираву ҳамкасбони ӯ вобаста аст. Ба қавли худи кормандоҷоми кор бошад навозиш менамуданд. Хуб мефаҳмидам, ки ин ҳама коҳишу навозишҳои устодам ба манфиати кори ман буд ва аз ин ҳеҷ гоҳ намеранҷидам. Дар вақтҳои холӣ бо дигар ҳамкасбонам дар бораи нозукии ин касб пурсон мешудам ва аз онҳо меомӯхтам. Имрӯз, ки маҳорати хешро дар ин соҳа сайқал додам ва тарзи кори муназзимиро ба хубӣ аз худ кардам, бо ин гуфтанӣ нестам, ки бо пуррагӣ ҳама нозукиҳои ин касбро аз худ кардам. Зеро техникаи имрӯза, рӯз аз рӯз инкишоф ёфта, мураккабтар мегардад ва ҳангоми банду басти ҳар як барнома аз мо ҳушёриву ҳассосиро талаб мекунад.

Оре, ҳақ ба ҷониби ӯст. Дар касби хеш ба пояе расидан, албатта маънои онро надорад, ки кас устоди касби хеш гардидааст. Бисёр устодонеро дидаву шунидаем, ки дар касби худ корҳои бузургро ба анҷом расонида аз тарафи умум ҳамчун устод эътироф шуданд, вале худро [illegible] пояи касби хеш шогирд

(Ба саҳ. 2 нигаред).

*Нома ба рӯзнома*

# УМЕД АЗ ШУМО ДОРЕМ

Мо — як гурӯҳ (25 нафар) коркунони Шӯъбаи корҳои дохилии ноҳияи Марказӣ бо умеди охирини худ ба шумо муроҷиат мекунем. Гурӯҳи мо моҳи сеюм аст, ки бе маош кор мекунад.

Яъне, доманн моро сардори шӯъбаи кадрҳо Соколова Любовь Павловна бо чормағзи пуч пур карда худ нафаси осуда мекашад. Моро моҳи аввал, яъне апрель, ваъда доданд, ки 20 маи соли ҷорӣ маоши думоҳаро хоҳем гирифт.

Рӯзи 20 май мо боз ба сардори шӯъбаи кадрҳо Соколова Л. П. муроҷиат кардем.

Беҳуда нагуфтаанд, ки сахттарин гуноҳ кӯзаро аз лабони ташна, пораи нонро аз даҳони гушна рабудан аст. Яъне, боз музди кори ҳалоли моро ба мо намедиҳанд. Ин маротиба бо даҳони пур ваъда доданд, ки пас аз ду ҳафта, албатта, мегиред. Аммо чӣ мегӯед, ки боз домони моро бо чормағз пур карда будаанд. Мо «санги вазнинро об намебарад» — гӯён ба сардори шӯъбаи корҳои дохилии ноҳияи Марказӣ рафиқ Амиркулов А. М. арз кардем, вале «аз бом тароша париду аз рафиқ Амиркулов не». Боз тибқи ваъдаи Амиркулов: «Корро давом диҳед, албатта, мегиред» истиҳола кардем. Гӯиё мо гунаҳкор бошем. Аз ин пеш мо ҳамроҳи сардори шӯъбаи кадрҳо Соколова Л. П. ба Управленияи корҳои дохилӣ муовини сардор А. (Шоматов) рафта будем. А. Шоматов ба мо ваъда дода буд, ки мо шуморо бо маош баъди анҷумани XXI Ҳизби Коммунисти ҷумҳурӣ таъмин мекунем. Ба мавриди гуфтаанд «об аз сар лой аст». Ваъда, ваъда ва боз ваъда буду аз амалаш дарак набуд.

Мо, ҳатто, ба котиби аввали Кумитаи ҳизбии шаҳри Душанбе рафиқ Каримов Ҷамшед Ҳилолович муроҷиат карданӣ шудем, аммо моро ба назди ёвари раиси комиҷроияи Шӯрои депутатҳои шаҳр Б. Ҳайдаров фиристоданд. Аз ин шахсон боз ваъда шунидему халос. Мо ҳангоми муроҷиат бо ин коркунони болоӣ ҳамчун таомули инсонӣ, расми хуби тоҷикон бо нармӣ рафтор карда будем. Ҳақ гуфтаанд, ки «кӯза ба лаби об ҳама вақт сиҳат рафта намеояд». Бо ҳамин сабаб кӯзаи сабри мо низ шикасту пораҳои онро ба даст гирифта, ба рӯзномаи «Ҷавонони Тоҷикистон» бо умеде муроҷиат кардем. Ягона умеду орзуи мо ин шумоед.

Бо эҳтиром:
**М. ДОРОБОВ,**
**З. ҚАҲҲОРОВ,**
**Р. ТОШМАТОВ,**
ҷамъ 25 имзо,
кормандони шӯъбаи корҳои дохилии ноҳияи Марказӣ.

**АЗ ИДОРА:** Фикри ташкили милитсияи мунитсипалӣ аслан баъди воқеоти маълуми февралӣ ба сари шаҳрдорони мо омада буд. Ҳадаф аз таъсиси милитсияи ба вожа мардумӣ ҳимояти аҳолӣ, корхонаҳо дар шароитҳои фавқуллода буд. Ва тавре ки «Комсомольская правда» ҳам иттилоъ дода буд, шаҳрдории Душанбе ин шакли дифоъи ғайриинзомиро аз ҳисоби маблағу хайрияҳои ихтиёрии корхонаҳо ва шаҳрвандони алоҳида бунёд карданӣ буданд. Вале шояд аз он бошад, ки ба самараи ин милитсия бовар надоштанд ё аз он боис, ки дифои мустақилона аз хеш ва амволи хеш бароямон пурсамартар тобид, ки ба шунидн мо, фикри таъсиси милитсияи мунитсипалӣ аз ҷониби корхонаҳову аҳолӣ ҳамовозӣ ва, минҷумла, ҷонибдории моддӣ пайдо накард. Вале гап сари ин нест. Гап аз он аст, ки як гурӯҳ ҷавонон ба даъвати шаҳрдорӣ гӯш андохтанд ва аз якуми апрель дар системаи корҳои дохилӣ ба кор омаданд. Шояд кор барои ҳифзи тартибот барои касе аз онон идеол буд, шояд воқеоти феврал боис шуд барои дигаре, ки аз ҳимояти қонун ва осудагии мардумон ба андеша рафт. Вале шояд, ки нафаре барои натанҳо ҳифзи тартиб омад. Ӯ омад, ки бо маоши хуби милитсия рӯзгори ноободи худро обод кунад.

Мо ин 25 нафарро ҳам мефаҳмем. Инро ҳам мефаҳмем, ки ҳам ину ҳам он ҳаққи қонунии мувофиқи миқдору сифат музди меҳнат гирифтан доранд. Ин на танҳо рукни қонунгузориҳои мо, балки асли асосии сусиёлизм ҳам ҳаст, ки «ба ҳар кас — мувофиқи меҳнаташ» ҳақ дода шавад. Ва аз ин ҳанӯз касе даст накашида аст.



**ХУҶАНД.** Соли чорум аст, ки аспиранти Институти илмию тадқиқотии кишоварзии Тоҷикистон Ғайбулло Шарифов ба таҳқиқу парвариши рустании хӯроки чорво дар иқлими шимол машғул аст. Дар ин ҷода ба ӯ муяссар шуд, ки натиҷаҳои умедбахш ба даст оварад.

**ДАР АКС;** (аз чап) Б. Шарифов бо агроном И. Каримов дар мазраъи таҷрибавӣ.

Суратгир **М. БОБОҶОНОВ.**
ТоҷикТА.

## Ҳиммати кирмакпарварон

Кирмакпарварони колхози ба номи Томини ноҳияи Восеъ соли равон корро дар асоси мусобиқаи социалистӣ ба роҳ монда, дар тайёр кардани ашёи пурқимати саноатӣ—пилла ба ғалабаи калон ноил гардиданд. Давлат аз диловарони хоҷагӣ ба ҷои 19,5 тоннаи план 21 тонна ашёи пурқимат қабул кард, ки ин аз барнома 1,5 тонна зиёд аст. Дар ин муваффақият кирмакпарварон Сафармо Каримова, Маҳмадулло Мирзоев, Гавҳарбӣ Абдураҳимова, Муродалӣ Ҷалолов ва чанде дигарон ҳиссаи арзанда доранд. Аз муваффақияти ба дастовардаи худ онҳо рӯҳ гирифта мақсад доранд, ки боз 500 килои дигар илова ба ӯҳдадорӣ пилла супоранд ва дар иҷрои барномаву ӯҳдадории пилласупории ноҳия саҳми арзанда гузоранд.

**Саймурод ОДИНАЕВ.**

* * *

Кирмакпарварони колхози «Роҳатӣ» ҳар сол дар натиҷаи меҳнати софдилона ҳосили фаровони ашёи хоми саноатӣ—пилла ба даст меоваранд.

Соли равон низ меҳнатдӯстон ин маъракаи муҳимро бо тайёрии пухта пешвоз гирифта, имрӯзҳо кирмакро бо чашми кордонӣ парвариш карда истодаанд.

Дар ин кор кирмакпарварони пухтакору пуртаҷриба Ҳоҷар Мирзоева, Маҳмадшариф Шоев, Бӯригул Саидова, Нозукой Каримова, Адолат Давлатова, Кимиё Мирзоева, Зулфӣ Назарова ва дигарон саҳми арзандаи худро мегузоранд.

Ин меҳнатдӯстони ҳаётозмуда дар соли охири панҷсола ҷидду ҷаҳд доранд, ки аз ҳар қуттӣ тухми кирмак камаш 75—100 килограмм пиллаи аълосифат рӯёнанд.

**Б. ДОДОБОЕВ.**

# Меҳри касб

Ҳар гоҳе, ки бо ин духтари кушодачеҳраи ситорагарм дар утоқи кориаш рӯ ба рӯ меоям, хизмат, — гӯён, суоломез ба сӯям менигарад. Дар ин ҳолат сабтеро ё барои тоза намудан, ё ин ки барои ба навори дигар кӯчондан ба ӯ медодам.

Ин дафъа чун рӯ ба рӯ омадем, баъд аз аҳволпурсӣ хизмат бошад марҳамат, — гӯён бо чеҳраи хандон пешвоз гирифт.

— Хизмат ин дафъа аз мост, — шӯхиомез ҷавоб додам ман ва қаламу коғазро пеш гузоштам.

Бале ин шахс ҳоло ҷавон аст. Ҳамагӣ соли дуюм аст, ки дар идораи радиои тоҷик ба сифати муназзими овоз кор мекунад. Ва дар байни коллективи кормандон мавқеи худро пайдо кардааст.

Моҳира Толибова. Ин ном тавассути радио ҳар рӯз дар поёни барномаҳо садо медиҳад. Рангиниву дилчаспии барномаҳои радио ба Моҳираву ҳамкасбони ӯ вобаста аст. Ба қавли худи кормандони радио муназзимони овозу коргардонҳо барномаро дар либоси зебову шинам пешкаши шунавандагон мегардонанд. Меҳнати онҳо дақиқкориву нозукии ба худ хосро тақозо мекунад. Аз ин хотир Моҳира кӯшиш мекунад, барои ҳар чи беҳтару хубтар баромадани гуфторҳои радио, кӯшиши худро ба кор диҳад. Саволи аввалини ман низ ба Моҳира дар хусуси меҳри касб буд.

— Ҳангоми дар мактаби миёна хонданам, бо холаам Салима Ризоева, ки дар радио муназзими овоз шуда кор мекарданд, рафту омад доштам. Аз ҳамон вақт ба кори он кас диққат дода, аҳд кардам, ки касби холаамро пеша мекунам. Баъди хатми мактаби миёна, соли 1988, барои кор ба радио омадам ва дар зери роҳбарии устодам Моҳира Муҳиддинова, ҳамчун шогирд ба кор сар кардам. Рӯзҳои аввал душворӣ кашидам, ба хатогӣ роҳ медодам, ки ин боиси танбеҳ доданам мегардид. Бар зимми ин устодам Моҳира-опатӣ бисёр серталаб ба сахтгир буданд. Баъзан коҳиш намуда дар анҷоми кор бошад навозиш менамуданд. Хуб мефаҳмидам, ки ин ҳама коҳишу навозишҳои устодам ба манфиати кори ман буд ва аз ин ҳеҷ гоҳ намеранҷидам. Дар вақтҳои холӣ бо дигар ҳамкасбонам дар бораи нозукии ин касб пурсон мешудам ва аз онҳо меомӯхтам. Имрӯз, ки маҳорати хешро дар ин соҳа сайқал додам ва тарзи кори муназзимиро ба хубӣ аз худ кардам, бо ин гуфтанӣ нестам, ки бо пуррагӣ ҳама нозукиҳои ин касбро аз худ кардам. Зеро техникаи имрӯза, рӯз аз рӯз инкишоф ёфта, мураккабтар мегардад ва ҳангоми банду басти ҳар як барнома аз мо ҳушёриву ҳассосиро талаб мекунад.

Оре, ҳақ ба ҷониби ӯст. Дар касби хеш ба пояе расидан, албатта маънои онро надорад, ки кас устоди касби хеш гардидааст. Бисёр устодонеро дидаву шунидаем, ки дар касби худ корҳои бузургро ба анҷом расонида аз тарафи умум ҳамчун устод эътироф шуданд, вале худро дар пояи касби хеш шогирд медонанд.

Оё шахс аз кори худ қаноатманд мегардад? Чунин буд саволи охирини ман.

— Ҳамон вақте ки барнома, ҳангоми муҳокимаи шореҳон, сазовори баҳои хуб мегардад. Як чизро бояд қайд кунам, ки ба кадом баҳо сазовор будани барнома, пеш аз ҳама ба муҳаррир, ба мавзӯи интихобкардаи вай ва то кадом дараҷа ҳаллу фасл гирифтани мавзӯъ вобаста аст ва сониян ба мо-муназзимону коргардонҳо вобастагӣ дорад, ки мо сухани барандаҳову сабтҳои овозро дар кадом оҳангу мусиқӣ ба ҳам мепайвандем.

Бале, ба каму костии ҳар як барнома муҳаррир чӣ қадаре ки ҷавобгарӣ дорад, ҳамон қадар низ муназзимону коргардонҳо ҷавобгаранд. Меҳнати ҳар яки онҳоро бояд қадр кард.

Радиои тоҷик имрӯз 60-сола шуд. Ба ин муносибат мо дар шахси Моҳира, ҳамаи ҳамкасбонамонро бо ин ид муборакбод мегӯем!

Ҷалолиддин
**САДРИДДИНОВ.**

# Коргоҳи қаннодӣ

Дар маркази ноҳияи Орҷоникидзеобод коргоҳи нави қаннодӣ кушода шуд. Сарвари ин корхона Раҷабгул Юсуфова мебошад. Раҷабгул қариб даҳ сол боз дар ин соҳа заҳмат кашида, бо меҳнати ҳалоли худ дар байни ҳамкоронаш обрӯю эҳтиром пайдо кард. Ва ин соли аввали роҳбарии ӯ мебошад. Раҷабгул аз коллективи ҷавонаш боварии калон дорад, ки онҳо ӯро ҳарҷониба дастгирӣ мекунанд. Кӯшиш мекунанд, ки барномаи мавҷударо барзиёд иҷро кунанд. Меҳнати рӯзҳои аввал нишон дод, ки онҳо аз ӯҳдаи кор мебароянд. Агар ба рӯйхати намуди маҳсулот назар афканем, дар он даҳҳо намуди қаннодиро дидан мумкин аст. Маҳсулоти тайёр зуд ба мағозаҳои маркази ноҳия расонида мешавад.

**Анвар ЮСУФОВ,**
**(ТоҷикТА).**

Ёдбуд

# Ситораи бидурахшиду нопадид гашт...

Ӯ ҳамеша дар ташвиш буд. На рӯзи рухсатӣ мегуфту на рӯзи истироҳат. Дар табобатхона бо лутфу меҳрубонӣ ва бо дастони шифобахш ба дарди беморон даво мебахшид. Ва як ишора кифоя буд, ки бо ёрии таъҷилӣ-санитарии ҳавоӣ барои ёрӣ ба минтақаҳои дуру наздики ҷумҳурӣ сафар намояд. Ӯро дар Боми Ҷаҳон, ноҳияҳои Коммунистию Қумсангир, Панҷакенту Айнӣ нағз ёд доранд. Дар ҳаққаш дуо мекунанду бо некӣ ба хотир меоранд...

Дар дил орзуе мепарварид, ки дар илм роҳи наве бикшояд, ҳар гуна бемориро шифо бахшад. Ҳайфо, ниятҳои некаш амалӣ нагаштанд. Дар як шаби мусаффои баҳорӣ, саввуми марти соли 1989 зиндагиро абадан падруд гуфт. Ва ин хабари мудҳиш дар як он ба зодгоҳаш деҳаи Шинг расида, ёру дӯстон ва наздиконашро гирифтори ғаму андӯҳи гарон сохт...

Айёми гулшукуфт буд. Замин аз сабзаҳои махмалин қолин густурда. Хуршед ба заминиён гармию ҳарорат инъом мекард. Сафедорони кӯҳансоли ба само қад кашида сояи хешро аз саҳни таълимгоҳ дареғ намедоштанд. Хонандагон дар ин айёми хуш фориғ аз ғаму дард машғул ба бозии хеш буданд. Каме дуртар аз онҳо ҷавони сафедрӯю сиёҳмӯе болои харак қарор дошт. Имсол бояд синфи даҳумро хатм мекард. Тани танҳо нишаста буду ғарқи мутолиаи китобе. Ва он қадар ба ҳодисоти асар фурӯ рафта, ки мағалу хандаи шарикон ба гӯшаш намедаромад.

«Ҳадя соли 1976 даме, ки дар синфи нӯҳ таҳсил дошт, дар даври I—II олимпиадаи ҷумҳурӣ иштирок карда, аз фанҳои химия, физика ва математика ҷои аввалро соҳиб шуд. Ҳамон сол дар даври сеюми олимпиада, дар шаҳри Чкаловск қувваозмуда соҳиби медали тилло гардид. Байни химикҳои ҷавон медали биринҷӣ ва боз Грамотаи Вазорати Маорифи ҷумҳурии Тоҷикистон.

Моли августи ҳамон сол бори дигар байни довталабони мактаби тобистонаи физикаю математика ва химияи Тоҷикистон таҳсил намуду ба гирифтани медали нуқра (аз фанни математика), Грамотаи филиали сибирии Академияи фанҳои СССР ва тавсиянома сазовор гардид.

Ӯ барои ҳамдеҳаҳо ҷавони мӯъҷизаофар буду ҳама бо ҳавас ба чеҳраи коҳида ва чашмони аз бехобӣ сурхгаштаи вай менигаристанд. «Ситораи дурахшони мактаб» ном гирифт дар деҳа. Ҳама бо ӯ мефахриданду вале аз хеш ифтихор надошт. Ҷавони хоксору фурӯтан, шармгин ва орому ботамкине буд.

Нияти дар донишкадаи тиб таҳсил карданро дошт.

Ин бесабаб набуд. Даме, ки дар синфи 8 таҳсил дошт бародараш бемор гардиду баъди муддате вафот кард. Ҷавони хубу хоксор буд, бо баҳои аъло таҳсил мекард ва дар дил чӣ орзуҳое мепарварид. Дареғи ормонҳо, дареғи орзуҳо... Ва вай пай бурд, ки одамон чӣ қадар оҷизанд дар назди марг. Ягона орзуяш ин табиб шудан буд. Шояд муяссар гардад, ҷавонеро аз чанголи марг наҷот диҳад, шояд ба ҷои ашки ғам бо туфайли хизматаш дар чашмони модаре ашки шодӣ чарх занад...

Ва ин орзу ҷомаи амал пӯшид. Соли 1977 танҳо аз фанни химия имтиҳон супурда, ба номи баланди донишҷӯ сазовор гардид. Соли 1983 донишкадаро хатм намуда дар шифохонаи клиникии рақами 5, шаҳри Душанбе орденатураро низ хатм кард. Пас аз ин дар шӯъбаи касалиҳои раг ҳамчун ҷарроҳ ба кор шурӯъ намуд. Дар шӯъбаи номбурда Ҳадя яке аз аввалинҳо шуда методикаи рентгении рагҳоро ба роҳ монд. Инчунин клиникаи рақами 3, дар шӯъбаи ҷарроҳии раг мушовир буд. То соли 1987 дар донишкадаи гастроэнтрология, бо роҳбарии профессор Ӯ. Холиқов дар шӯъбаҳои ренгенология ва радиология корҳои илмӣ мебурд. Ҳамон сол бо маслиҳати профессор Н. Усмонов барои кор ба шӯъбаи микрохирургия омад...

Ҳадя мақолаҳои зиёди илмӣ таълиф кардааст, ки аксари онҳо нотамом мондаанд. Мехост асарҳои олимони соҳаи тиббии классикии форсу тоҷикро чуқур омӯхта, аз нав зинда гардонад. Бо ин мақсад ба омӯзиши ҳуруфоти ниёгон машғул гардид. Вале дар ин давра ба касалии саратон гирифтор шуд...

Ӯ мехост, ки самти кори хешро ба иваз кардани узвҳои организм, имконияти дароз кардани умри инсон идома диҳад. Махсусан, процесси «аз нав зиндагардонӣ»-ро бисёр меомӯхт.

Ҳадя забону адабиётро дӯст медошт. Бештар вақти холигии хешро сарфи мутолиаи асарҳои классикони тоҷик мекард. Аз ҳама беш «Шоҳнома»-ро парастиш мекард ва он рӯз, ки нахустфарзанди вай ба дунё омад, ба ӯ Бежан ном гузошт. Ба хотири рӯҳи поки қаҳрамони Фирдавсии бузург.

...Ҳадя дар ҳар сӯ, дар ҳар кӯ ёрони меҳрубон доштааст. Онҳо қатори ҳамдеҳагон ашк мерехтанд. Падари пир оҷизу нотавон гӯшае сукут варзида. Хоҳари меҳрубон рӯй меканду навҳа мекард.

...Ва рӯзи дигар барои ҷовидон гардондани номи Ҳадя Ёров дар мактаби рақами 11, ки ӯ даҳ сол таҳсил гирифта буд, митинг баргузор гардид. Отряди пионерие ба номи ӯ гузошта шуд.

Дареғи зиндагӣ. Баҳори 29-ум ҳаёти Ҳадя хазон шуд. Вале то ба имрӯз касе номи ӯро аз гӯшаи фаромӯшӣ раҳо накардааст. Хандаҳои беғубораш, нигоҳи саршори меҳр ва хизмати нобасомони ӯ ҳанӯз дар ёди мо боқист...

**Моҳирак РАҲИМӢ,**
**деҳаи Шинги**
**ноҳияи Панҷакент.**

**Ҳаққи қаламро ба «Буниёди забон» ирсол менамоям.**

# ҚАРОРИ

## ҷамъомади республикавии мутааллимини комсомол «ДАР МАВРИДИ МУНОСИБАТ БА МАОРИФИ ХАЛҚ»

28 марти соли 1990.

**Мо мехоҳем:**

— дар пурра амалӣ шудани дастуруламали Эъломияи умумии ҳуқуқи башар иштирок намоем. Дар робита бо он, ки маълумот ба инкишофи ҳамаҷонибаи шахсият мусоидат мекунад, дар ИҶШС бояд концеццияи мутассили маълумот эҷод шавад;

— мустақиман ва ба воситаи намояндагони худ дар муҳокимаи барномаи мушаххаси бозсозии мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ дар доираи ҷумҳурӣ, вилоят, шаҳру деҳот, мактаб, ОКТ иштирок кунем.

**Мо пешниҳод мекунем:**

— муносибати байни хонандагону омӯзгорон, коллективҳои педагогию мактабҳо ва органҳои маорифи халқ танҳо дар асоси эҳтироми баробарҳуқуқӣ, ҳамраъй ривоҷ ёбад;

— мустақилияти мактабҳо дар масъалаҳои ташкили процесси таълим, бастани шартнома бо муассиса, корхона ва ташкилотҳои базавӣ пурқувват гардад;

— ба тариқи таҷриба дар як қатор мактабҳо ба тартиб овардани муносибати мутааллиму омӯзгор, мактабу муассисаҳои дигар тавассути шартномаҳои таълимӣ, ки он дар Шӯрои мактаб таҳия ва тасдиқ мегардад, иҷозат дода шавад;

— миқдори асосҳои бекоркунии шартномаи меҳнатӣ бо омӯзгороне, ки ихтисоси худро такмил намедиҳанду ба меъёрҳои эстетикии муносибат бо хонандагон риоя намекунанд, афзун гардад;

— ба омӯзгорон баҳри худомӯзӣ, меҳнати пурсамар ва фароғат амалан имкониятҳои воқеӣ муҳайё шавад;

— ба коллективҳои хонандагон ба воситаи намояндагони худ дар Шӯрои мактаб (ОКТ) ҳуқуқи талаби истеъфои маъмурияти муассисаи таълимиро, ки ба демократикунонии ҳаёти дохили мактаб монеъ мешаваду манфиати хонандагонро дар масоили шаклу методи таҳсил, интихоби роҳбари синф ба эътибор намегирад, дода шавад;

— тасдиқи эъломияи ҳуқуқ ва вазоифи мутааллимин;

— ба намояндагони коллективҳои хонандагон дар Шӯрои мактаб дар ҳалли якҷояи масъалаҳои беҳтар намудани таълим, пешбурди фаъолияти ҷамъиятию оммавӣ ва меҳнатӣ ҳуқуқи вето дода шавад;

— роҳбарони маорифи халқ дар саҳифаҳои матбуоти ҷавонӣ аз хусуси рафти бозсозии мактабҳои маълумоти умумию касбӣ ҳисобот бидиҳанд.

# БАРНОМАИ

## шӯрои мутааллимини комсомоли ҷумҳурӣ

**МАҚСАД: Манфиату ҳуқуқи мутааллимини комсомол ва ҷавонони ғайриттифоқро муҳофизат намуда, онҳоро ба ҳаёти ҷамъиятию сиёсии ҷумҳурӣ ҷалб кардан. Шахсияти фаъоли иҷтимоиро ташаккул додан.**

### САМТҲОИ АСОСИИ ФАЪОЛИЯТ

1. Иштироки ҳақиқии мактабиён дар ҳаёти сиёсию иҷтимоии ҷумҳурӣ. Ҳамкорӣ бо тамоми ташкилотҳои ҷамъиятие, ки фаъолияти онҳо ба Конуни Асосии ИҶШС мухолифат намекунанд.

2. Ташкили фаъолияти иқтисодӣ. Эҷоди шабакаҳои ҳисоби хоҷагию кооперативӣ. Фаъолияти доимӣ ва мавсимии иттиҳодияи меҳнатии мактабиён (ИММ), ҳамкории инфиродӣ. Истифодаи мекечерҳо бо нияти кушодани ҳисоби ПКО дар бонкҳо.

3. Омӯзиши забон ва таънoти фаромӯшшудаи маданияти миллии халқи худ. Инкишофи муносибатҳои маданӣ байни миллатҳо дар ҷумҳурӣ ва беруи аз он. Эҳё ва муҳофизати ёдгориҳои таърихию маданӣ.

4. Иштирок дар ҳалли масъалаҳои экологӣ. Ташкил ва гузаронидани иқдомҳои экологӣ. Аз ҳама муҳимаш ҳар як ташкилоти ибтидоии комсомолӣ бояд шаклҳои фаъолияти экологии худро интихоб намояд (гузаронидани рӯзҳои экологӣ, патрулҳои «сабз»-у «кабуд», десантҳои экологӣ ва ғ.).

5. Шафқат, ташаккули инсондӯстӣ, шефигарӣ бар ветеранҳои ҷангу меҳнат, ҷанговарони интернационалист, хонаҳои пиронсолон, тарбиятгирандагони хонаҳои бачаҳою хонаҳои атфол. Ҳамкорӣ ва дастгирии моддӣ ба шӯъбаи республикавии Хазинаи Шӯравии кӯдакон.

6. Ҳамкорӣ бо ташкилоти пионерӣ. Кӯмаку дастгирии ҳамаҷониба ба ин ташкилот.

7. Тавассути ташкили иттиҳодияҳои гуногуни табъи дил гузаронидани соатҳои фароғат.

Таҳкими равобити интернационалӣ бо мутааллимину ташкилотҳои ҷавонони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва кишварҳои хориҷӣ. Ҳамкорӣ бо Кумитаи ташкилотҳои Ҷавонони Тоҷикистон, Бюрои туризми ҷавонони «Спутник»-и КМ ИЛКҶ Тоҷикистон ва аз имкониятҳои онҳо истифода бурдан.

### ПРИНЦИПҲОИ АСОСИИ ФАЪОЛИЯТИ КОМСОМОЛИИ МАКТАБ (ОКТ)

1. Принципи ваҳдати демократии ташкилот:

— эътирофи Барнома ва Низомномаи комсомоли кишвар ва ҷумҳурӣ;

— эҳтироми ҳуқуқ ва манфиатҳои аксарияту ақаллият.

2. Принципҳои баробарҳуқуқӣ ва ҳамкорӣ: комсомоли мактаб дар доираи ташкилоти комсомолии ҷумҳурӣ бо дигар гурӯҳҳои иҷтимоӣ баробарҳуқуқ мебошад. Муносибат бо ҳизбу ташкилоти пионерӣ аз рӯи принципҳои ҳарифӣ, ҳамкорӣ ва мутасилӣ сурат мегирад.

3. Принципҳои мустақилият. Тамоми масоили ба комсомоли мактаб, аъзошавӣ ба органҳои роҳбарикунанда ҳамон воҳиди ташкилот ҳал мекунад.

4. Принципи ихтиёри комсомоли мактаб аъзошавӣ ва баромади озодонаи ҷавонон аз комсомол, интихоби озодонаи ташкилоти ибтидоиро ҷонибдорӣ мекунад.

# ЭЪЛОМИЯИ

## ҳуқуқ ва вазоифи мутааллимин

Эъломияи ҳуқуқ ва вазоифи хонандагони мактабҳо (ОКТ) ваколати таълимию граждании мутааллимин, принципҳои муносибат бо омӯзгорону маъмурияти муассисаи таълимиро муайян менамояд.

Қонунҳои конституционӣ дар бораи ҳуқуқ ба маълумот қавоиди мураккаби иҷтимоию ҳуқуқиест ва аниқ муайян намудани кафолати ҳуқуқу вазоифи мутааллимин масъулиятро баҳри сифати дониши барои инкишофи мутаносиби ҷавон зарурӣ баланд мебардорад.

### ҲУҚУҚ ВА ВАЗОИФИ МУТАЛЛИМИН

Мутааллим ҳуқуқ дорад:

1. Ба мактаби дилхоҳ дохил шудан, дар сурати мавҷуд будани ҷой ба мактаби дигар гузаштан.

2. Ба бастани шартномае, ки қувваи ҳуқуқӣ дораду муносибатро бо муассисаи таълимӣ танзим менамояд.

3. Ба интихоби шаклу тамоил ва мӯҳлати таҳсил ва фароҳам сохтани шароити зарурӣ баҳри сатҳи баланди таҳсил.

4. Ба тайёрии касбӣ бо назардошти манфиатҳои шахсӣ ва талаботи ҷомеа.

5. Мустақиман ё ба воситаи намояндагони худ (аъзои Шӯрои педагогӣ, кумитаҳои комсомол, кумитаҳои хонандагон ва ғ.) дар идоракунии муассисаҳои таълимӣ ширкат варзиданд.

6. Ба баҳои холисонаю фаврии донишу рафтори худро гирифтан.

7. Ба иштироки ихтиёрӣ дар кор, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳаракатҳо, созмонҳо.

8. Фориғ аз таҳсил ба бастани шартномаҳои таълимию хоҷагии ба фаъолияти меҳнатӣ алоқадошта.

9. Фароҳам овардани шароитро баҳри амалан санҷидани малакаҳои маърифати илмӣ талаб кунад.

10. Ҳар як хонанда ба таълими босифат, интихоби омӯзгор ва мавқеи худ ҳуқуқ дорад.

11. Ҳуқуқи дар ташкилотҳои ихтиёрӣ аъзо шуданро дорад.

### 2. МУТААЛЛИМ ВАЗИФАДОР АСТ:

Қонунҳои Шӯравиро донад ва иҷро намояд.

2. Ҳуқуқи хонандагони дигар, омӯзгорон, волидайн, мардуми атрофро эҳтиром кунад.

3. Малакаи амиқи маърифати илмиро соҳиб бишавад;

4. Иҷрои ҳамаи талабот бо назардошти ақоиди аксарияти мутааллимин, ки аз шартномаҳои таълимӣ, меҳнатӣ ва ғайра бастаи мутааллимин бармеояд.

5. Дар ташкили процесси таълимӣ ёрӣ расонад.

6. Интизоми таълимию истеҳсолиро риоя намояд.

7. Додани товони зарари моддие ,ки вай қасдан ба муассисаи таълимӣ расондааст.

### II. МЕЪЁРИ ҲАВАСМАНДКУНӢ ВА ТАЪСИРРАСОНӢ

1. Органҳои маорифи халқ, ташкилотҳои базавии мактаб, (ОКТ) Шӯрои мактаб (ОКТ) метавонанд мутааллиминро дар мавридҳои зерин ҳавасманд намоянд:

— ҳангоми хуб азхуд кардани фанҳои таълимӣ;

— ҳангоми омӯзиши амиқи фанҳои таълимии иловагӣ;

— дар мавриди истифодаи амалии донишҳои андӯхта, ки натиҷи мусбӣ медиҳад.

— вақти комёб шудан дар озмуну олимпиадаҳо;

— баҳри меҳнатдӯстӣ; иҷрои қарзи инсонӣ, граждані;

2. Намудҳои ҳавасмандкунӣ ва танбеҳ, тарзҳои супоридани онҳо дар Низомномаи мактаб (ОКТ) ва ҳуҷҷатҳои дигар зикр ёфтаанд.

3. Намудҳои таъсиррасонии интизомӣ:

— эроди омӯзгор;

— эрод, выговори Шӯрои мактабу директор;

— барои комёбиҳои бадастоварда аз ҳуқуқи ҳавасмандкунӣ маҳрум сохтан:

— бекор кардани шартнома:

— хориҷкунӣ аз мактаб, инчунин дигар танбеҳҳои ҷамъиятӣ.

### III. КАФОЛАТИ ҲУҚУҚУ ВАЗОИФИ МУТААЛЛИМИН

1. Ҳар як хонанда аз пуштибонии иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва ҳуқуқӣ, ки ба амалӣ шудани ҳуқуқу вазоифи ӯ мусоидат менамояд, бархурдор аст.

2. Вазъи хонандагон бояд кафолатнок бошад ва ҳимоя шавад:

— аз ҷониби Шӯрои мактаб ва органҳои худидоракунӣ, кумитаҳои комсомол ва шӯрои дружинаҳои пионерӣ;

— аз ҷониби кумитаи оиди масоили ҷавонони Шӯрои Олии ҷумҳурӣ, органҳои идоракунӣ, Маорифи халқ, комиссияҳои доимӣ ва кумитаи оиди маорифи халқи Шӯрои депутатҳои халқи маҳалҳо — бо эҷоди умури психологию ҳуқуқӣ дар макотиб (ОКТ).

### IV. НИЗОМНОМАИ ҶАМЪБАСТӢ

1. Масоиле, ки ҳалли онҳо қувваи якҷояи хонандагон, муаллимон, маъмурият, волидайнро талаб мекунад, бояд бо иштироки якҷояи онҳо ҳал карда шаванд.

2. Ойинномаи мактаб (ОКТ) имкон дорад, ки вобаста ба қарордоди худи таълимгоҳҳо ҳуқуқ ва ӯҳдадориҳои хонандагонро ҷузъ ба ҷузъ шарҳ диҳад.

# НИЗОМНОМАИ

## шӯрои республикавии мутааллимини комсомол

1. Шӯрои мутааллимини комсомоли назди КМ ИЛКҶ Тоҷикистон органи коллективию интихобии КМ ИЛКҶ мебошад, ки ҳаракати мактабиёнро дар доираи ИЛКҶ дар тамоми **хоки** Тоҷикистон муттаҳид, ҳидоят ва мутобиқат менамояд.

Ҷамъомади мутааллимини комсомол бо комитетҳои комсомолӣ дар асоси баробарҳуқуқӣ ҳамкорӣ мекунад.

Шӯро кори худро дар равобити қавӣ бо Вазорати маорифи халқ, бо кумитаи оид ба масоили ҷавонони назди Шӯрои Олии ҷумҳурӣ ва КМ ИЛКҶ пеш мебарад.

Фаъолияти Шӯро дар асоси муҳокима ва ҳалли коллективона, озод ва ӯҳдабароёнаи масоили ошкорбаёнӣ, таҳлили ҳамаҷонибаи ахбор, баназаргирии ақоиди ҷамъиятӣ, бештар ба кор ҷалб сохтани намояндаҳои мактабиён, омӯзгорони ҷавон, ба воситаи истифодаи василаҳои ахбори умумӣ пеш бурда мешавад.

2. Вазифаҳои асосии Шӯро инҳоянд:

— таҳлили вазъи сиёсӣ дар доираи мактаб;

— ҳимояи ҳуқуқ ва амалӣ намудани манфиатҳои қонунии мактабиён, демократикунонии ҳаёти мактаб, таъмини фаъолияти пурсамари ташкилотҳои комсомолӣ;

— мутобиқати фаъолияти ташкилотҳои комсомолии коллективи мактабҳо дар хоки ҷумҳурӣ;

— ташкил ва гузаронидани чорабиниҳои умумиреспубликавӣ дар масъалаҳои ҳаёти мактаб;

— ҳамкории ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ дар амалӣ сохтани фаъолияташон дар масъалаҳои марбути мактабиён;

— назорати ҷамъиятӣ ба фаъолияти ташкилот ва органҳои давлатӣ дар масъалаҳое, ки ба манфиати мактабиён дахл дорад.

3. Ҳуқуқҳои Шӯро:

— дар ҷаласоти худ тамоми масоиле, ки ба ҳаёти мактаб дахл дорад, баррасӣ мекунад;

— лоиҳаи ҳуҷҷатҳое, ки ба мактабиён дахл дорад, баррасӣ ва хулосаҳои худро пешниҳод менамояд;

— ҳар ихтилофоти зарурирo дар мӯҳлати муқарраршуда аз Бюро ва Котибот, аз органҳои интихобии ҳамаи созмонҳои ташкилотҳои комсомолии ҷумҳурӣ хоста ва гирифта метавонад.

Шӯро аз кори худ ба конференцияи мутааллимин ҳисобот медиҳад.

Аъзои Шӯро оиди ҳамаи масъалаҳои муҳокимашаван-

ҳуқуқи тартиб додани рӯзномаи ҷаласоти ӯ, иштирок дар тайёрӣ ва муҳокимаи масъалаҳои мавриди муҳокима, пешниҳоду изҳорот карданро дорад.

— Шӯро ҳуқуқи мустақилона қабул намудани қарорро, ки ба манфиатҳои мактабиён дахлнок аст, дорост:

— вай маркази матбуоти худро дорад, ки тавассути он таҷорұби ташкилотҳои ибтидоии комсомолро меомӯзаду хулоса мекунад ва аз тариқи воситаҳои ахбори умумии комсомолӣ паҳн менамояд;

— созмонҳои навташкилро дастгирӣ мекунад, кӯмаки моддӣ мерасонад;

— Шӯро чеҳраи ҳуқуқӣ ҳисоб меёбад, метавонад ҳисоби банкӣ кушояд ва мӯҳри гербдор бигирад;

— Шӯро тавассути эҷоди кооперативҳои мактабӣ фаъолияти молиявию хоҷагиро равнақ медиҳад.

— Шӯрои мутааллимини комсомол ҳуқуқи гузаронидани чорабиниҳо ва эҷоди муассисотро дорад ва даромади онҳо ба хазинаи Шӯро ворид мешавад.

Аъзои Шӯро дар маҳалҳо масъалаҳои марбутаро меомӯзад, иттилоот ҷамъ меорад, пешниҳоду ақидаҳои мактабиёнро таҳлил менамояд.

Ба Шӯрои мутааллимини комсомол намояндагони мактабиёну хонандагони ОКТ, Вазорати маорифи халқ, олимону мутахассисон ва кормандони комсомол бо овоздиҳии ошкоро интихоб мегарданд.

6. Дар назди Шӯрои мутааллимини комсомол имкон дорад маркази координационӣ, ки ба ҳалли масоили маъмурию хоҷагӣ ва тарбиявӣ машғул мешавад, эҷод бигардад.

Дар назди маркази координационӣ эҷоди комиссияи мухолифатӣ, ки вазифааш аз дида баромадан ва танзим гардондани мухолифатҳои хонандагону муаллимони мактаб иборат аст, зарур мебошад.

7. Органи олии Шӯрои мутааллимини комсомол конференция ҳисоб меёбад, ки ин на камтар аз як маротиб дар як сол гузаронида мешавад. Дар байни конференцияҳо аз рӯи зарурат на камтар аз 1 бор дар се моҳ ҷаласаи умумӣ доир мегардад.

Дар давраи байни ҷаласоти умумӣ ваколати Шӯро ба зиммаи президиуми он аст.

Президиум дар нахустин ҷаласаи умумӣ интихоб мешавад. Ба ҳайати президиум раис, муовинҳои раис, аъзои президиум ва котиб дохи-



— Имтиҳонҳои хатмкунӣ бомуваффақият мегузаранд, эҷодкории хонандагон шодӣ меафзояд, — изҳори ақида кард директор Саиди Шерматзода.

Бале, омӯзгорони мактаби рақами 84-и ноҳияи Ленин хуб заҳмат кашиданд ва имрӯз корашон самар додааст.

ДАР АКС: омӯзгори шинохта Гавҳаройи Гурез ва хатмкунанда Аминаи Аминзода.

Суратгир Н. ИСОБОЕВ.

# БЕТАРАФӢ

Соли панҷуми бозсозӣ дар мамлакати мо қадами худро мегузорад, вале то ин дам на ҳамаи соҳаҳо натиҷаҳои дилхоҳ додаанд. Сабаби асосӣ ба назари ман бетарафист. Ва ин кор дар фаъолияти комсомол низ дида мешавад.

Ман ҳамчун узви комитети ноҳиявии комсомол, ки вазифаи котиби ташкилоти хонандагони мактабро низ ба ӯҳда доштам, бисёр кӯшиш намудам, ки маҷлиси комсомолиро бо тайёрии пухта гузаронам. Барои он ки рӯзи гузаронидани маҷлисро муайян намоем, як ҳафта пеш бо комсомолони мактаб маслиҳат намудем, ки маҷлис кай гузаронида шавад.

Ҳамин тавр як ҳафта пеш аз гузаронидани маҷлис ҳамаи комсомолон бо рӯзномаи маҷлис ва вақти гузаронидани он шинос буданд. Инчунин дар давоми як ҳафта ҳар рӯз баробари ворид шудан ба мактаб эълони дар тахтаи эълонҳо овехташуда ба онҳо маҷлисро хотиррасон менамуд.

Ман интизор будам, ки комсомолони мактаб ба пуррагӣ дар маҷлис иштирок менамоянд, зеро охир кори яксолаи ташкилоти комсомолӣ, кори яксолаи ҳар як комсомол бояд дар он таҷассуми

лис аз 69 нафар комсомолон ҳамагӣ 39 нафар иштирок карданду халос.

Ҳарчанд ман кӯшиш намудам, ки хонандагон дар музокира фаъол бошанд, ғайр аз раиси комитети хонандагони мактаб Д. Ибронова ва мухбири газетаи мактабии «Ҳаёти комсомолӣ» Ф. Одинаев дигарон ба даҳон об гирифта буданд.

Маҷлис ба охир расиду аъзоёни комитети комсомолии мактаб аз байни 9 нафар номзад Маҳмадвалӣ Каримовро котиби ташкилоти комсомолии хонандагони мактаб интихоб намуданд.

Шояд ҷунин вазъияте, ки дар байни хонандагони комсомоли мактаби мо вуҷуд дорад, дар дигар мактабҳои ҷумҳурӣ низ дида шавад? Ман бисёр мехостам, ки комсомолони мактабамон ва умуман ҷумҳурӣ минбаъд ташаббусро ба дасти худ гиранд. Нисбати худ серталаб бошанд, зеро қарорҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ барои ҳамаи ин майдони васеъро кушода аст. Мехостам донам, ки дигарон доир ба ин масъала чӣ фикр доранд?

Мавлуда ХОЛИҚОВА,
толибаи синфи 11,

иҷтимоиро ташаккул додан.

### САМТҲОИ АСОСИИ ФАЪОЛИЯТ

1. Иштироки ҳақиқии мактабиён дар ҳаёти сиёсию иҷтимоии ҷумҳурӣ. Ҳамкорӣ бо тамоми ташкилотҳои ҷамъиятие, ки фаъолияти онҳо ба қонуни Асосии ИҶШС мухолифат намекунанд.

2. Ташкили фаъолияти иқтисодӣ. Эҷоди шабакаҳои ҳисоби хоҷагию кооперативӣ. Фаъолияти доимӣ ва мавсимии иттиҳодияи меҳнатии мактабиён (ИММ), ҳамкории инфиродӣ. Истифодаи мекеҷерҳо бо нияти кушодани ҳисоби ПКО дар бонкҳо.

3. Омӯзиши забон ва таъноти фаромӯшшудаи маданияти миллии халқи худ. Инкишофи муносибатҳои маданӣ байни миллатҳо дар ҷумҳурӣ ва берун аз он. Эҳё ва муҳофизати ёдгориҳои таърихию маданӣ.

4. Иштирок дар ҳалли ... рулҳои «сабз»-у «кабуд», десантҳои экологӣ ва ғ.).

5. Шафқат, ташаккули инсондӯстӣ, шефигарӣ бар ветеранҳои ҷангу меҳнат, ҷанговарони интернационалист, хонаҳои пиронсолон, тарбиятгирандагони хонаҳои бачаҳою хонаҳои атфол. Ҳамкорӣ ва дастгирии моддӣ ба шӯъбаи республикавии Хазинаи Шӯравии кӯдакон.

6. Ҳамкорӣ бо ташкилоти пионерӣ. Кӯмаку дастгирии ҳамаҷониба ба ин ташкилот.

7. Тавассути ташкили иттиҳодияҳои гуногуни табъи дил гузаронидани соатҳои фароғат.

Таҳкими равобити интернационалӣ бо мутааллимину ташкилотҳои ҷавонони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва кишварҳои хориҷӣ. Ҳамкорӣ бо Кумитаи ташкилотҳоҳ Ҷавонони Тоҷикистон, Бюрои ... фаврии донишу рафтори худро гирифтан.

7. Ба иштироки ихтиёрӣ дар кор, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳаракатҳо, созмонҳо.

8. Фориғ аз таҳсил ба бастани шартномаҳои таълимию хоҷагии ба фаъолияти меҳнатӣ алоқадошта.

9. Фароҳам овардани шароитро баҳри амалан санҷидани малакаҳои маърифати илмӣ талаб кунад.

10. Ҳар як хонанда ба таълими босифат, интихоби омӯзгор ва мавқеи худ ҳуқуқ дорад.

11. Ҳуқуқи дар ташкилотҳои ихтиёрӣ аъзо шуданро дорад.

### 2. МУТААЛЛИМ ВАЗИФАДОР АСТ:

Қонунҳои Шӯравиро донад ва иҷро намояд.

2. Ҳуқуқи хонандагони дигар, омӯзгорон, волидайн, мардуми атрофро эҳтиром кунад.

... мактабу директор;

— барои комёбиҳои бадастоварда аз ҳуқуқи ҳавасмандкунӣ маҳрум сохтан;

— бекор кардани шартнома;

— хориҷкунӣ аз мактаб, инчунин дигар танбеҳҳои ҷамъиятӣ.

### III. КАФОЛАТИ ҲУҚУҚУ ВАЗОИФИ МУТААЛЛИМИН

1. Ҳар як хонанда аз пуштибонии иқтисодӣ, иҷтимоӣ ва ҳуқуқӣ, ки ба амалӣ шудани ҳуқуқу вазоифи ӯ мусоидат менамояд, бархурдор аст.

2. Вазъи хонандагон бояд кафолатнок бошад ва ҳимоя шавад:

— аз ҷониби Шӯрои мактаб ва органҳои худидоракунӣ, кумитаҳои комсомол ва шӯрои дружинаҳои пионерӣ;

— аз ҷониби кумитаи оиди масоили ҷавонони Шӯрои Олии ҷумҳурӣ, органҳои идо... мактабиён;

— назорати ҷамъиятӣ ба фаъолияти ташкилот ва органҳои давлатӣ дар масъалаҳое, ки ба манфиати мактабиён дахл дорад.

3. Ҳуқуқҳои Шӯро:

— дар ҷаласоти худ тамоми масоиле, ки ба ҳаёти мактаб дахл дорад, баррасӣ мекунад;

— лоиҳаи ҳуҷҷатҳое, ки ба мактабиён дахл дорад, баррасӣ ва хулосаҳои худро пешниҳод менамояд;

— ҳар ихтилофоти заруриро дар мӯҳлати муқарраршуда аз Бюро ва Котибот, аз органҳои интихобии ҳамаи созмонҳои ташкилотҳои комсомолии ҷумҳурӣ хоста ва гирифта метавонад.

Шӯро аз кори худ ба конференцияи мутааллимин ҳисобот медиҳад.

Аъзои Шӯро оиди ҳамаи масъалаҳои муҳокимашаванда овози ҳалкунанда дорад.

... машғул мешавад, эҷод бигардад.

Дар назди маркази координационӣ эҷоди комиссияи мухолифатӣ, ки вазифааш аз дида баромадан ва танзим гардондани мухолифатҳои хонандагону муаллимони мактаб иборат аст, зарур мебошад.

7. Органи олии Шӯрои мутааллимини комсомол конференция ҳисоб меёбад, ки ин на камтар аз як маротиб дар як сол гузаронида мешавад. Дар байни конференцияҳо аз рӯи зарурат на камтар аз 1 бор дар се моҳ ҷаласаи умумӣ доир мегардад.

Дар давраи байни ҷаласоти умумӣ ваколати Шӯро ба зиммаи президиуми он аст.

Президиум дар нахустин ҷаласаи умумӣ интихоб мешавад. Ба ҳайати президиум раис, муовинҳои раис, аъзои президиум ва котиб дохиланд.

... дагони мактабро низ ба ӯҳда доштам, бисёр кӯшиш намудам, ки маҷлиси комсомолиро бо тайёрии пухта гузаронам. Барои он ки рӯзи гузаронидани маҷлисро муайян намоем, як ҳафта пеш бо комсомолони мактаб маслиҳат намудем, ки маҷлис кай гузаронида шавад.

Ҳамин тавр як ҳафта пеш аз гузаронидани маҷлис ҳамаи комсомолон бо рӯзномаи маҷлис ва вақти гузаронидани он шинос буданд. Инчунин дар давоми як ҳафта ҳар рӯз баробари ворид шудан ба мактаб эълони дар тахтаи эълонҳо овехташуда ба онҳо маҷлисро хотиррасон менамуд.

Ман интизор будам, ки комсомолони мактаб ба пуррагӣ дар маҷлис иштирок менамоянд, зеро охир кори яксолаи ташкилоти комсомолӣ, кори яксолаи ҳар як комсомол бояд дар он таҷассуми худро меёфт.

Вале ҳайҳот! Рӯзи маҷ... рифта буданд.

Маҷлис ба охир расиду аъзоёни комитети комсомолии мактаб аз байни 9 нафар номзад Маҳмадвалӣ Каримовро котиби ташкилоти комсомолии хонандагони мактаб интихоб намуданд.

Шояд чунин вазъияте, ки дар байни хонандагони комсомоли мактаби мо вуҷуд дорад, дар дигар мактабҳои ҷумҳурӣ низ дида шавад? Ман бисёр мехостам, ки комсомолони мактабамон ва умуман ҷумҳурӣ минбаъд ташаббусро ба дасти худ гиранд. Нисбати худ серталаб бошанд, зеро қарорҳои анҷумани XXI ИЛКҶУ барои ҳамаи ин майдони васеъро кушода аст. Мехостам донам, ки дигарон доир ба ин масъала чӣ фикр доранд?

**Мавлуда ХОЛИҚОВА,**
**толибаи синфи 11, мактаби миёнаи № 21, ноҳияи Ҳисор.**

# ФАРЗАНДИ СОДИҚ

## Ветеранҳои мо

Сержанти калон, командири тӯпи батареяи якуми полки 1177-уми артиллерияи зиддитанкии қиркунанда Ҳодӣ Кенҷаев, ки соли таваллудаш 1914, миллаташ тоҷик, номзад ба аъзогии ВКП(б) буд, дар фронти Воронеж аз декабри соли 1942 то марти соли 1943 ҷангидааст. Ӯ ба сафи Армияи Сурх соли 1938 аз тарафи комиссариати ҳарбии райони Чкалови вилояти Ленинобод даъват шуда буд. Вақте ки Ҳ. Кенҷаев ба хандақҳои дар соҳили рости Днепр будаи фашистҳо оташ мекушод, хабари ба ӯ дода шудани номи Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ расид. Офицерон ва ҷанговарони қаторӣ қаҳрамонро бо мукофоти олии Ватан гарму ҷӯшон муборакбод карда, дасташро мефушурданд ва ба оғӯш мегирифтанд. Онҳо аз сержанти калон Ҳ. Кенҷаев фахр мекарданд, зеро корнамоии ӯ дар таърихи қисми хизматкардааш абадӣ навишта шудааст.

Командири тӯп сержанти калон Ҳодӣ Кенҷаев дар ҷангҳои зидди фашистони истилогар, ки 6 ва 7 июли соли 1943 дар наздикии деҳаи Покровка ба амал омаданд, намунаи қаҳрамонӣ, мардонагӣ ва ҷасоратро нишон дод.

Вақте ки тамоми расчёт нобуд шуд, командири тӯп шахсан оташкушоиро ба душман давом дод. Умуман, бо тӯпи сержанти калон Кенҷаев дар як рӯз 4 танки миёнавазн ва 4 танки вазнини Т—VI-и душман нобуд карда шуд.

Ба мавқеи тӯпи расчёти Кенҷаев 25 танки ҳамлаоварда буд. Аммо ягонтои ҷанговарон ба ваҳм наафтод. Кенҷаев танкҳои душманро то 800 метр наздик кунонда, ба оташкушоӣ фармон дод.

— Ягон қадам қафо нагардед, — ҳалок мешавем, вале қафо намегардем! — фармон дод Кенҷаев.

Ӯ туфанги зидди танкро гирифта, ба сӯи фашистҳои ҳуҷумовар тир кушодан гирифт. Дар задухӯрди сахт тӯпчиён ҳамаи ҳамлаҳои пиёдааскарони гитлериро зада гардонданд.

Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ, фарзанди содиқи халқи тоҷик Кенҷаев ба рафиқони ҷанговари худ гуфт: «Ҷанги дар роҳи сангфарши Белгород рухдодаро ба хотир овареด. Дар он ҷанг истодагарии мо ба даҳҳо ҳамлаи душман зарба зад. Мо ҳафт танки душманро ба оҳанпора табдил додем ва анъанаҳои пуршарафи армиямонро дар ҷангҳои соҳили рости Днепр бештар гардондем. Дар ҷое ки қиркунандагон — гвардиячиён меистанд, ба танкҳои немисӣ роҳ нахоҳад буд. — маҳз ҳамин тавр навишта буд дар он солҳои вазнини ҷанг газетаи «Патриот Родины» дар бораи қаҳрамонӣ, мардонагии ҳамдиёри тоҷики мо Ҳодӣ Кенҷаев.

Кенҷаев Ҳодӣ Исобоевич соли 1914 дар қишлоқи Қистақӯзи райони Хуҷанди вилояти Ленинободи ҶШС Тоҷикистон дар оилаи деҳқони камбағал таваллуд ёфтааст.

Соли 1936 баъди хатми омӯзишгоҳ ба Институти муаллимтайёркунии Тошкент дохил мешавад. Баъди анҷоми таҳсил дар институт ба вазифаи мудири қисми илмии омӯзишгоҳи педагогии шаҳри Қӯрғонтеппаи ҶШС Тоҷикистон роҳхат мегирад ва дар ин ҷо то моҳи октябри соли 1938 кор мекунад. Соли 1938 ба аъзогии ИЛКҶУ дохил мешавад.

Соли 1938 ба хизмати ҳарбӣ даъват шуда, барои хизмат ба қисми артиллерӣ фиристода мешавад. Қисми ҳарбӣ дар ин вақт дар Украина, дар наздикии Львов воқеъ гардида буд. Баъди анҷоми мактаби полкӣ ба ӯ унвони командири хурд дода, вайро командири расчёти артиллерӣ таин намуданд. Дар ин вақт дар Ғарб вазъият тезутунд мегардад. Қӯшунҳои Германияи фашистӣ заминҳои Ғарби Аврупоро поймол мекарданд. Дар бораи он солҳои ҳарбӣ ӯ чунин воқеаҳоро дар хотир дорад:

«Соли 1939 истилогарони фашисти немис Польшаро забт карданд. Ҷанги дуюми ҷаҳон сар шуд. Мо нағз медонистем, ки ба сари мамлакати мо, мамлакати Шӯроҳо хатари ҷиддӣ таҳдид кард. Расчёти тӯпчиёни мо барои такомули маҳорати ҷангии худ вақту қувваи хешро дареғ намедошт, дар шароити ҳарҷи бештари ҷангӣ амал карда, ба ивази якдигар муваффақ мешуд.

Дар расчётамон мо ҳафт кас хизмат мекардем. Аз онҳо се нафарашон русҳо, як нафар украин, як нафар чуваш, як нафар қазоқ ва ман тоҷик будам. Мо ҳақиқатан бо ҳам бародару дӯст ва муттаҳид будем. Мо, ки тарбияи Ҳизби коммунистӣ ва Комсомоли ленинниро гирифта будем, хеле дӯстона зиндагӣ карда, ба сӯи як матлаб мекӯшидем — устоди кори худ шуда, вазифаи хешро дар назди Ватани сермиллатамон бошарафона ба ҷо овардан. Дар расчётамон панҷ нафар комсомолон буданд ва ин моро ба бисёр чизҳо водор менамуд.

22 июни соли 1941 Германияи фашистӣ бе эълони ҷанг аҳдшиканона ба мамлакати мо ҳуҷум овард. Ҷанги Бузурги Ватанӣ сар шуд. Он чи ки мо кори ҳарбиро суботкорона омӯхтем, маҳорати ҷангии худро такмил медодем, дар ҳар лаҳза якдигарро иваз карда метавонистем, ба мо хеле даркор шуд. Полки қиркунандаи зиддитанкии мо дар рӯзи аввали ҷанг бо изтироб ба по хезонда шуд. Баъди шаш соати роҳ ҷанги аввалини мо бо фашистони истилогар дар шаҳри Львов. Ба мо лозим омад, ки ғами шикаст ва хушнудии ғалабаро аз сар гузаронем. Мо бо чашмони ашколуд шаҳру деҳоти шӯравиро монда, ба қафо, ба шарқ ақиб мерафтем. Аммо ақибравон кӯшиш менамудем, ки ба душман ҳарчӣ зарба занем, онро дар ҷангҳо беҳол гардонем.

Барои мардонагӣ ва шуҷоат 1 марти соли 1943 ман бо мукофоти аввалини ҳукуматӣ — медали «Барои шуҷоат» мукофотонида шудам. Ва ин мукофот маро ба бисёр корҳо водор кард, то ба душман боз ҳам сахттар зарба занам.

Соли даҳшатноки 1943 ман аъзои Ҳизби Коммунистии Иттиҳоди Шӯравӣ гардидам. Номи олии коммунист аз ман тақозо менамуд, ки дар муборизаи зидди душманони Ватанамон ҳаётамро дареғ надорам. Ва ман мекӯшидам, ки вазифаи худро иҷро намоям, сазовори бовари рафиқонам гардам. Коммунистони батарея маро сардори худ интихоб карданд. Хусусан ҷангҳои назди Орлову Курск, самти Белгород дар ноҳияи пунктҳои аҳолинишини Прохоровка, Обоянь, Покровка аз хотирам намебароянд.

Дар пешгоҳи Курск тобистони соли 1943 фармондеҳони фашистии немис барои шикасти худ дар соҳилҳои дарёи Волга, назди Сталинград қасос гирифтанӣ шуданд. Қӯшунҳои немис дар ин ҷо миқдори зиёди пиёдааскарон, танку артиллерия ва самолётҳоро гирд оварда, 5 июли соли 1943 ҳуҷуми бешарафи худро сар карданд. Муҳорибаи дар таърихи Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва тамоми ҷанги дуюми ҷаҳон миқёсан бузург сар шуд.

Армияи шӯравӣ душманро беҳол гардонда, ба ҳуҷум гузашт. Қӯшунҳои шӯравӣ бо мардонагии бемислу монанд ҷангиданд, қаҳрамонии оммавӣ нишон доданд. Бештар аз 100 ҳазор нафар аскарону офицерон сазовори мукофоти ҳукуматӣ гардиданд. Аз онҳо ба 19 нафарашон номи Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ дода шуд, ки дар байни онҳо ман, ҷанговари тоҷик, намояндаи Тоҷикистони офтобрӯямон низ будам.

Шаби 5 июли соли 1943 расчёти ман дар ҳайати батареяе, ки ба он капитан Чернышев фармондеҳӣ мекард, дар ноҳияи деҳаи Покровка мавқеи оташкушоӣ ишғол намуд. Мо хандақҳо кофта душманро интизор шудем. Дар ҳамин ҷо, мо комсомолони расчёт сангаанд ёд кардем, ки душманро ба мавқеамон роҳ намедиҳем, то қатраи охирини хун меҷангем. Мо мефаҳмидем, ки тақдири Ватани мо, модару завҷаамон, хоҳару бародарамон аз бисёр ҷиҳат ба ин муҳориба вобаста аст. Мо ба ҳамдигар қасам ёд кардем, ки ҳалок мешавему аммо ягон қадам қафо намегардем, ягон танки душман, ягон нафар забткори фашистиро намегузаронем. Субҳи 6 июль дар самти пеши мавқеамон шумораи зиёди танку тӯп ва қӯшунҳои душманро мушоҳида намудем. Қарибиҳои соатҳои 6 — 7 пагоҳӣ мавқеъҳои оташфишонии мо сахт бомбаборон карда шуд. Самолётҳои душман моро аз пулемётҳо тирборон карданд. Талафоти мо кам набуд. Вале тамоми қувваро гирд оварда, ба душман муқобилияти сахт нишон додем ва бисёр техника ва қувваи одамии онро несту нобуд кардем. Қӯшунҳои мо мардонагӣ ва ҷасорат нишон доданд. Командири полк майор Шалимов ва командири батарея капитан Чернышев бо ибрати худ моро ба корнамоиҳо рӯҳбаланд менамуданд, нишон медоданд, ки душманро чӣ тавр кӯфтан мумкин аст.

Атроф ҳама ҷо оташ мегирифт, гӯё ки худи замин месӯхт. Аз дуду ғубор офтоб ба назар қариб ки наменамуд. Дар қиёми рӯз дар яке аз ҳамлаҳои ба мавқеи оташкушонии мо овардаи душман 25 танки немисҳо ҳуҷум кард, ки дар байни онҳо танкҳои вазнини «Паланг» ҳам буданд. Онҳо ҳанӯз аз масофаи дур ба мавқеи мо оташ кушодан гирифтанд. Снарядҳо дар гирду атроф метаркиданд, тирҳо аз болои сар ҳуштаксанон гузашта мерафтанд, дар осмон самолётҳои душман парвозкунон ба қӯшунҳои шӯравӣ бори ҳалокатовари худро мепартофтанд. Батарея танкҳоро наздиктар роҳ дода, ба онҳо бевосита оташ мекушод. Ана як танк оташ гирифт. Баъд дуюм, сеюм, чорумаш... Командири взвод ҳалок шуд. Ман фармондеҳии взводро ба зиммаи худ гирифтам ва ба душман зарбазаниро давом додем. Дар наздикии тӯпи мо снаряди душман таркид. Ҳайати шахсӣ саҳарӣ аз кор мебарояд. Ман, сарфи назар аз захмдор шуданам хунравон ба назди тӯп рафта, аз он ба танкҳои ҳамлаовари душман оташ кушодам. Боз як танк хароб шуд, дуюм, сеюмаш оташ гирифт. Баъд намедонам, ки ҷанг чӣ тавр давом кард. Аз захму хунравӣ беҳуш шудам. Баъдтар ба худ омада бинам, дар қафои мавқеи оташкушоии мо танки душман ҳаракат карда, ба ҳамсоягони мо аз тӯпу пулемёт тир мекушояд. Ба дарди сахт тоб оварда, худро ба сари тӯп гирифтам. Аммо онро барои оташ кушодан ба қафо, ба сӯи танки душман гардонда натавонистам, барои ин қуввати мани захмдор нарасид. Ба хотирам омад, ки дар куҷое туфанги зиддитанкиамон истодааст. Бо душворӣ он ва тирҳоро ёфта, ба сӯи танки дар ақибгоҳамон будаи душман оташ кушодам. Тири сеюм ба нишон расид ва танк оташ гирифт. Ба фикрам, тир ба баки сӯзишворӣ расид. Дар ин ҷанг ман 8 танки немисро нобуд кардам, ки 7-тои онҳо «Паланг» буд.

Ҳангоми ҷангҳои соҳили Днепр фаҳмидам, ки бо Указӣ Президиуми Шӯрои олии ИҶШС ба ман номи олии Қаҳрамони Иттиҳоди Шӯравӣ дода шудааст. Барои дар ин ҷангҳо мардонагию ҷасорат нишон доданашон боз се нафар ҷанговарон сазовори ин номи олӣ гардиданд. Бештар аз 120 нафар ҷанговарон бо ордену медалҳо мукофотонида шуданд.

Сафари ба Москва кардаам, ки 4 январи соли 1944 Михаил Иванович Калинин ба ман Ордени Ленин ва медали «Ситораи тилло» супурд, дар хотирам абадӣ мондааст.

Бо роҳҳои фронтӣ ман то шаҳри Перемышль расидам. Моҳи марти соли 1944 маро барои таҳсил ба омӯзишгоҳи артиллерии Подольс фиристоданд. Онро соли 1945 бо муваффақият хатм кардам ва унвони офицерии лейтенанти хурд гирифтам. Роҳи ҷангии хешро дар Шарқи Дур анҷом додам. Соли 1945 аз хизмат ҷавоб шудам».

Меҳнати ӯ дар давраи баъди ҷанг бо ду ордени «Нишони фахрӣ» ва медали «Барои меҳнати шуҷоатнок», ду грамотаи фахрии Президиуми Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон, инчунин бо бисёр грамотаҳои фахрӣ ва грамотаҳои гуногуни ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ, Нишони фахрии ДОСААФ ва медали фахрии Комитети шӯравии ветеранҳои ҷанг қадр карда шудааст. Ба ӯ лозим меояд, ки гоҳ-гоҳ дар назди меҳнаткашон, ҷавонон, хонандагони мактабҳо, донишкадаҳо баромад карда, кори бузурги тарбиявӣ барад. Ӯ хусусан дар тарбияи насли наврас дар рӯҳи муҳаббат доштан ва содиқ будан ба халқу Ватан, ба Ҳизби Коммунистӣ фаъолона иштирок мекунад, анъанаҳои ҷангӣ ва меҳнатии халқи шӯравиро тарғиб менамояд.

**Р. АБДУЛЛОЕВ,**
**номзади илми таърих.**

# Иқдоме дар тақвияти кори ҳарбӣ—ватандӯстӣ

Тибқи барномаи 5-рӯзаи корӣ мо дар Москва мебоист бо роҳбарони давлат вохӯрда, дар мулоқотҳои дар КМ ИЛКҶУ суратгирифта иштирок карда, дар маҷлиси тантанавии бахшида ба иди Ғалаба ва намоиши ҳарбии рӯзи 9-уми май ширкат варзем.

Вохӯрии президенти Иттиҳоди Шӯравӣ бо ҷавонони машғули кори ҳарбӣ-ватандӯстӣ ин аввалин иқдоме буд ойди пурзӯр намудани кор дар ин самти фаъолият.

Дар вохӯрии аввали дар Кремль суратгирифта ва сухани президенти СССР, Котиби Генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв бо сухани муқаддимавӣ баромад намуда, ҳозиронро бо иди Ғалаба табрик намуд. Ва қайд кард, ки мо бояд барои ҳамаи он чизе, ки имрӯз дорем, барои ҳаёти имрӯзаамон ба ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ташаккури беохир гӯем, ба онҳо ғамхорӣ зоҳир намоем.

Лекин чӣ хеле, ки мегӯянд ҳақиқат талх аст, баромади аксари ветеранҳо шадид буд. Чунончӣ Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ леётчикзан М. И. Нидолина аз шаҳри Киев қайд намуд, ки онҳо қариб ба марраи худ расидаанду аммо то ҳол аз паи мушкилоти ҳаётӣ давидав доранд. Ин мушкилот пеш аз ҳама масъалаи манзил, дараҷаи пасти зиндагии ветеранҳо, оилаҳои шаҳидшудагон, нокифоягии нафақапулӣ, шароити нокулайи зиндагӣ барои маълумин ва ғайра мебошад. Дар иттифоқ қариб 60 млн. нафар иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ зиндагӣ доранд.

Дар вохӯрӣ қайд карда шуд, ки ихтисори Қувваҳои Мусаллаҳ маънои онро надорад, ки мо ба тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ кам аҳамият диҳем, ё ин ки дигар хел рафтор кунем. Мо бояд ин самти корро пурзӯр намоем, дар он навовариҳо дохил кунем. Маршали СССР, Кушков гуфт, ки мо бояд пеш аз ҳама номи ҳарбӣ ва афкори ҳарбиро ҳурмат намоем, қонуни аз таҳқир нигоҳ доштани ин ном кор карда баромада шавад. Мо бояд тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстиро аз овони кӯдакӣ аз кӯдакистон оғоз кунем.

Раиси Ассоциацияи Умумииттифоқии ҷанговарони интернационалист, ҷанговарони эҳтиёт, клубҳои ҳарбӣ-ватандӯстӣ Морозов пешниҳод намуд, ки дар Шӯрои президентӣ ягон нафар агар бо тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ машғул шавад, кори хубе мешуд.

Вазири мудофиаи СССР Д. Т. Язов қайд намуд, ки масъалаи ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ дар мадди аввали назари роҳбарони давлат истодааст. Чунончӣ дирӯз рафиқ Горбачёв Указӣ 27 нафареро, ки дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба гирифтани унвони Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ пешниҳод шудаву бо сабабҳое онро нагирифтаанд, имзо кард. Ҳашт нафари онҳо имрӯз дар қайди ҳаётанд.

Баъд аз вохӯрии асосӣ мо қисме аз ҷавонону ветеранҳои ҷанг бо раиси Совети Вазирони Иттифоқ Рыжков ва баъд бо рафиқ Язов сӯҳбат кардем.

Бисёр мушкилотҳоеро, ки дар рафти кори ҳарбӣ-ватандӯстӣ вомехӯрдем мавриди баҳс қарор гирифтанд ва вазир ваъда дод, ки ҳатман барои ҳаллашон ёрӣ мерасонад.

Рӯзи дигар вохӯрӣ дар КМ ИЛКҶУ барпо шуд. Дар вохӯрӣ котиби якуми КМ ИЛКҶУ Зюкин иштирок дошт. Зюкин гуфт, ки ҳамин шаб аз Смоленск аз Поси хотираи умумииттифоқӣ баргаштааст.

Дар тӯли 3 соати сӯҳбат мо бисёр масъалаҳоро мавриди баррасӣ қарор додем. Ҳар яке оиди таҷрибаҳои худ нақле намудем ва аз таҷрибаи дигарон чизи лозимие барои худ гирифтем. Дар ин вохӯрӣ низ ҳолати имрӯзаи тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ бо як ҳиссиёти хосе ҳаллу фасл гардид. Аксариятро он чиз ташвиш медод, ки дар ҷойҳо аз ҷумла дар Комитетҳои Марказии комсомоли республикаҳо дар ин самти кор танҳо як нафар машғул аст.

Инчунин, баҳси тезу тунде оиди клубҳои ҳарбӣ-ватандӯстӣ доир гардид. Аксарият аз он шикоят мекарданд, ки ислоҳи шароити дарсгузарии клубҳо, таъминоту таҷҳизот хеле ногуворанд. Дар ҷойҳо ташкилотҳои вобаста кӯмак намекунанд. Маоши аксари роҳбарони клубҳо аз рӯи ҳаққи аъзогии иштироккунандагон ҷамъ карда мешавад ва он сабаби кохиши кор мегардад. Якум, ин ки дар клубҳо танҳо фарзандони онҳое иштирок карда метавонанд, ки маоши хуб мегиранд ё оилаи хурданд. Ҳатто дар қишлоқҷойҳо аз ин ҷиҳат ягон нафар дар клубҳо иштирок карда наметавонад. Дуюм ин ки роҳбари клуб албатта, барои хизматаш ҳақ бигирад, чунки оила дорад. Ана дар ҳамин ҳолат ӯ агар дар аввал мақсади асосиаш тарбияи навраcон бошад, баъдтар на дар фикри тарбия, балки дар фикри чӣ хел маош гирифтан меафтад.

Боз як масъалаеро бардоштем, ки асосан ба республикаҳои Осиёи Миёна дахл дорад, ки ба қувваҳои десанти ҳавоӣ фиристодани тарбиятгарони клубҳои ҳарбӣ-ватандӯстӣ мебошад. Гарчанде, ки директиваи вазири мудофиаи СССР бо рақами 122 оид ба интихоби кадрҳо ба Қувваҳои десанти ҳавоӣ мавҷуд аст ва ҳуқуқ ба худи комиссариатҳои маҳаллӣ дода шудааст, боз ҳам ин масъала ҳалли худро наёфтааст.

Ман дар охири вохӯрӣ бо раиси шӯъбаи мукофотҳои комитети умумииттифоқии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат оид ба мукофотҳои ҷангие, ки дар солҳои ҷанг ба ҷанговарони тоҷик бо баъзе сабабҳо супорида нашудаанд, сӯҳбат намудам. Ӯ бисёр хурсанд шуда гуфт, ки ман худам низ дар вақтҳои охир ҷанговарони тоҷикро меҷустам. Ҳоло 1,5 млн. мукофотҳои ҷангӣ соҳиби худро наёфтаанд ва ман умед дорам, ки 2—3 ҳазораш ба тоҷикони шумо тааллуқ дорад. Ва боз гуфт, ҳар касе, ки хешованди дар ҷанг гумкардаи худро кофтанӣ бошад, ба ин адрес муроҷиат кунад: **(142100 вилояти Москва, ш. Подольск, маъхази марказии Вазорати дифои СССР).**

Худи ҳамон рӯз мо дар ...

## Қонуни Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ

# Дар бораи озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ

### I. ҚОИДАҲОИ УМУМӢ

**Моддаи 1. Вазифаҳои Қонун**

Ҳамин Қонун ҳуқуқи гражданинҳоро ба муайян ва ифода кардани муносибати худ ба дин, эътиқод ба дин, бемамониат пайравӣ кардан ба дин ва ба ҷо овардани расму оини динӣ, ҳамчунин адолату баробарии иҷтимоӣ, ҳифзи ҳуқуқу манфиатҳои гражданинҳо сарфи назар аз муносибаташон ба дин кафолат дода, муносибатҳои вобаста ба фаъолияти ташкилотҳои диниро танзим мекунад.

**Моддаи 2. Қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ**

Қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ аз ҳамин Қонун ва аз Қонунҳои мувофиқи он интишорёбандаи СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор иборат аст.

**Моддаи 3. Ҳуқуқи озодии виҷдон**

Ҳар гражданини советӣ тибқи ҳуқуқаш ба озодии виҷдон муносибаташро ба дин мустақилона муайян мекунад. Вай ҳуқуқ дорад, ки худаш танҳо ва ё ҳамроҳи дигарон ба ҳар дин пайравӣ кунад ва ё ба ягон дин пайравӣ накунад, эътиқодеро, ки бо муносибат ба дин марбут аст, ифода намояд ва интишор кунад.

Волидайн ва ашхосе, ки онҳоро иваз мекунанд, ҳуқуқ доранд, ки фарзандонашонро тибқи муносибати худ ба дин тарбия кунанд.

Ҳангоме, ки гражданин муносибаташро ба дин, ба пайравӣ кардан ва ё пайравӣ накардан ба дин, ба ширкат варзидан ва ё иштирок накардан дар ибодат, расму оини динӣ, дар таълими дин муайян мекунад, ба ягон хел маҷбурият роҳ дода намешавад.

Зимни риояи ҳуқуқи озодии виҷдон татбиқи фақат маҳдудиятҳое равост, ки барои ҳифзи амнияту тартиботи ҷамъиятӣ, сиҳатӣ ва ахлоқ, ҳамчунин ҳуқуқу озодиҳои дигар гражданинҳо, ки Қонун муқаррар кардааст ва ба ӯҳдадориҳои байналхалқии СССР мувофиқанд, зарур мебошанд.

**Моддаи 4. Баробарҳуқуқии гражданинҳо сарфи назар аз муносибати онҳо ба дин**

Гражданинҳои СССР сарфи назар аз муносибаташон ба дин дар тамоми соҳаҳои ҳаёти гражданӣ, сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ, фарҳангӣ дар назди Қонун баробаранд. Дар ҳуҷҷатҳои расмӣ муносибати гражданин ба дин, ҷуз дар мавридҳое, ки инро худи гражданин меҳоҳад, нишон дода намешавад.

Барои мустақим ва ғайримустақим маҳдуд намудани ҳуқуқ ва муқаррар кардани ягон хел афзалият ба гражданинҳо вобаста ба муносибаташон ба дин, ҳамчунин барои дардодани оташи душманию адоват ва ё таҳқири ҳиссиёти гражданинҳо, ки ба дин алоқаманданд, мувофиқи Қонун ҷазо дода мешавад.

Ҳеҷ кас бо сабабҳои эътиқоди динииаш аз иҷрои вазифаҳои дар Қонун пешбинишуда саркашӣ карда наметавонад. Ивази иҷрои як вазифа ба иҷрои вазифаи дигар бо сабабҳои эътиқод фақат дар мавридҳое иҷозат дода мешавад, ки Қонуни СССР пешбинӣ карда бошад.

**Моддаи 5. Ҷудо будани дин**

**(Ташкилотҳои динӣ) аз давлат**

Тамоми дину мазҳабҳо дар назди Қонун баробаранд, ба муқаррар намудани ягон хел афзалият ва ё маҳдуд кардани як дин ва ё мазҳаб дар нисбати дину мазҳабҳои дигар роҳ дода намешавад.

Давлат иҷрои ягон вазифаи давлатиро бар зиммаи ташкилотҳои динӣ намегузорад, ба фаъолияти ташкилотҳои динӣ, агар он хилофи Қонун набошад, дахолат намекунад. Органҳои давлатӣ, ташкилотҳо ва мансабдорон зимни фаъолияти худ тоату ибодат намекунанд ва расму оинҳои диниро ба ҷо намеоранд.

Ташкилотҳои динӣ вазифаҳои давлатиро ба ҷо намеоранд, дар интихобот, дар фаъолияти органҳои давлатӣ ва партияҳои сиёсӣ иштирок намекунанд. Қонунҳои давлат ва тартиботу қоидаро риоя менамоянд. Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ доранд, ки дар ҳаёти ҷамъиятӣ иштирок кунанд, воситаҳои ахбори оммавиро истифода баранд. Аъзоёни ташкилотҳои динӣ бо дигар гражданинҳо ҳуқуқи баробар доранд, ки дар ҳаёти сиёсӣ ширкат варзанд.

Давлат ба муқаррар гардидани муносибатҳои хуб ва ҳурмату эҳтиром дар байни гражданинҳои диндор ва бедин, байни пайравони мазҳабҳои гуногун, ҳамчунин байни ташкилотҳои мухталифи динӣ мусоидат мекунад.

**Моддаи 6. Ҷудо будани мактаб аз дин**

Низоми давлатии маорифи СССР аз дин ҷудо аст.

Маориф хусусияти ғайридинӣ дорад. Ба гражданинҳои СССР сарфи назар аз муносибаташон ба дин шаклу зинаҳои гуногуни таҳсил дастрас аст.

Гражданинҳо ба тариқи хусусӣ ба кадом забоне, ки хоҳанд, дар алоҳидагӣ ва ё ҳамроҳи дигарон, аз ҷумла дар хонаҳошон ва дар назди ташкилоти динӣ метавонанд диниро таълим диҳанд ва соҳиби маълумоти динӣ шаванд.

ВАРИАНТ: бахши сеюм ин тавр мукаммал гардонда шавад: «Ба таълими дин дар мактабҳое, ки дар онҳо фанҳои маълумоти умумӣ дарс дода мешавад, роҳ дода намешавад».

### II. ТАШКИЛОТҲОИ ДИНИИ СССР

**Моддаи 7. Ташкилотҳои динӣ**

зомнома)-ро қабул мекунад.

...

дааст, мувофиқи аҳду паймони давлат ва ин идораҳо (раёсат) иҷозат дода мешавад.

**Моддаи 10. Дайрҳо ва мактабҳои динӣ**

Идораю раёсати динӣ ҳуқуқ доранд дайру мактабҳои динӣ барпо кунанд ва онҳо дар асоси оинномаҳое (низомномаҳо) амал мекунанд, ки органи давлатии оиди кори динӣ ҷумҳурии иттифоқӣ, мухтор ба қайд мегирад, ки дар қаламрави вай кушода мешаванд.

**Моддаи 11. Ташкилотҳои динӣ — ташкилотҳои юридикӣ**

Ҷамъиятҳо, раёсату идораҳои динӣ, дайру мактабҳои динӣ аз вақти ба қайд гирифта шудани оинномаҳои (низомномаҳои) онҳо ташкилотҳои юридикӣ мебошанд.

Ташкилотҳои динӣ ҳамчун ташкилотҳои юридикӣ мувофиқи Қонун ва оинномаҳои (низомномаҳои) худ аз ҳуқуқҳояшон баҳра мебаранд ва вазифаҳояшонро иҷро мекунанд.

**Моддаи 12. Рад шудани қайди оинномаи (низомномаи) ташкилоти динӣ**

Агар оинномаи (низомномаи) ташкилоти динӣ хилофи Қонун бошад, ба қайд гирифта намешавад.

Қарори рад шудани қайди оинномаи (низомномаи) ҷамъиятӣ-динӣ ва ё ташкилоти динӣ дар шакли хаттӣ ба муроҷиаткунанда фиристода шуда, дар он асосҳои рад шудани қайд нишон дода мешавад. Аз хусуси ин қарор ба суд шикоят кардан мумкин аст.

**Моддаи 13. Қатъ ёфтани фаъолияти ташкилотҳои динӣ**

Фаъолияти ташкилотҳои динӣ фақат дар мавриди барҳам хӯрдани онҳо мувофиқи низомномаҳояшон ва ё дар мавриди халалдор шудани нуктаҳои ҳамин Қонун, қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор қатъ ёфта метавонад.

Қарори қатъ ёфтани фаъолияти ташкилоти диниро органе қабул мекунад, ки оинномаи (низомномаи) вайро ба қайд гирифтааст. Аз хусуси ин қарор ба суд шикоят кардан мумкин аст.

### III. ВАЗЪИ АМВОЛИИ ТАШКИЛОТҲОИ ДИНӢ

**Моддаи 14. Истифодаи амволе, ки моликияти давлат, ташкилотҳои ҷамъиятӣ ва ё гражданинҳост**

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ доранд биною амволеро, ки ба онҳо дар асоси шартномаи ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ ва ё гражданинҳо манзур мекунанд, барои эҳтиёҷи худ истифода баранд.

Шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқ ва органҳои давлатӣ бинoҳои ибодатию маросимӣ ва дигар амволеро, ки моликияти давлатанд, ба сифати моликият ва ё ба таври беподош ба ташкилотҳои динӣ дода метавонанд.

Қарори масъалаи ба ташкилотҳои динӣ додани бинoҳои ибодатию маросимӣ ва амволи динӣ бояд дар мӯҳлати на дертар аз як моҳи баъди расидани дархости дахлдор қабул шавад ва зимни ин дар ин хусус бояд ба муроҷиаткунандагон хаттӣ хабар дода шавад.

Объекту предметҳои ёдгории таърих ва маданият ба ташкилотҳои динӣ мувофиқи Қонун супурда ва истифода мешаванд.

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқи афзалиятнок доранд, ки бинoҳои ибодатию маросимӣ ва ҳавлии онро гиранд.

Ташкилотҳои динӣ заминро мувофиқи тартиби муқарраркардаи Қонунҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ истифода мебаранд.

**Моддаи 15. Моликияти ташкилотҳои динӣ**

Бинoҳо, ашёи ибодат, иншооти истеҳсолӣ, иҷтимоӣ ва хайрия, пул ва чизу чораи дигаре моликияти ташкилотҳои динӣ шуда метавонанд, ки барои таъмини фаъолияташон заруранд.

Ташкилотҳои динӣ ба чизу чорае, ки онҳо бо пули худ харидаанд ё сохтаанд, гражданинҳою ташкилотҳо эҳсон кардаанд ё давлат дидааст ва бо асоси дигари пешбининамуда ...

шайъие, ки ташкилотҳои динӣ мегиранд, ҳамчунин аз пуле, ки гражданинҳо эҳсон мекунанд, андоз ситонда намешавад.

**Моддаи 16. Фаъолияти истеҳсолию хоҷагии ташкилотҳои динӣ**

Ташкилотҳои динӣ мувофиқи Қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва мухтор ва мувофиқи оинномаашон ҳуқуқ доранд корхонаҳои саноатӣ, тармиму бинокорӣ, кишоварзӣ ва муассисаҳои хайрия кушоянд, ки онҳо ҳуқуқи шахси юридикиро доранд.

Аз даромади (фоидаи) фаъолияти истеҳсолие, ки ба моликияти ташкилотҳои динӣ асос ёфтааст, ғайр аз маблағе, ки аз ин даромад барои мақсадҳои хайрия пешбинӣ шудааст, мувофиқи қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор тибқи тартибе андоз ситонда мешавад, ки барои корхонаҳои ташкилотҳои ҷамъиятӣ муқаррар шудааст.

**Моддаи 17. Ихтиёрдорӣ кардани моликияти ташкилотҳои динии барҳамхӯрда**

Баъди барҳам хӯрдани ташкилотҳои динӣ молу мулке, ки ташкилоти давлатӣ, ҷамъиятӣ ё гражданинҳо барои истифода додаанд, ба соҳиби пештараaш баргардонда мешавад.

Дар сурати барҳам хӯрдани ташкилоти динӣ моликияти вайро мувофиқи оинномааш (низомномааш) ва бо иштироки мақомоти ҳокимияти маҳаллӣ ва идора ихтиёрдорӣ карда мешавад.

Асбобҳои ибодати ташкилотҳои диниро аз рӯи даъвои кредиторҳо ба гарав мондан норавост.

Агар вориси комилҳуқуқ набошад, моликият ба ихтиёри давлат мегузарад.

**Моддаи 18. Ҳифзи ҳуқуқи моликияти ташкилотҳои динӣ**

Ҳуқуқи моликияти ташкилотҳои ...

халқӣ

Гражданинҳо ва ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ доранд, ки гурӯҳ-гурӯҳ шуда ё ба танҳоӣ робитаҳои байналхалқӣ ва алоқаҳои шахсӣ муқаррар намоянд, аз ҷумла ба ҳаҷ равонанд, барои иштирок доштан дар маҷлису тадбирҳои дигари динӣ ба хориҷа раванд.

Ташкилотҳои динӣ метавонанд, ки гражданинҳоро барои таълими динӣ ба хориҷа фиристанд.

### V. ФАЪОЛИЯТИ МЕҲНАТӢ ДАР ТАШКИЛОТҲОИ ДИНӢ ВА ДАР КОРХОНАҲОИ ОНҲО

**Моддаи 23. Муносибатҳои меҳнатӣ дар ташкилотҳои динӣ**

Ташкилоти динӣ ҳуқуқ дорад, ки гражданинҳоро ба кор қабул кунад.

Музди кор ва шартҳои дигари меҳнати кормандон, аз ҷумла роҳибонро ташкилоти динӣ мувофиқи созишномаи бо корманд муайян шуда, дар шартномаи меҳнатӣ зикр мегардад. Ташкилоти динӣ ӯҳдадор аст, ки шартномаи меҳнатро мувофиқи тартиби муқаррарӣ ба қайд гирад ва ҳиссаи муқарраршударо ҷудо кунад.

Гражданинҳое, ки дар ташкилоти динӣ аз рӯи шартномаи меҳнат кор мекунанд, узви иттифоқи касаба шуда метавонанд.

**Моддаи 24. Ҳуқуқҳои меҳнатии гражданинҳое, ки дар ташкилотҳои динӣ кор мекунанд**

Нисбат ба гражданинҳое, ки мувофиқи шартнома дар ташкилотҳои динӣ кор мекунанд, қонунҳои меҳнат дар баробари коргарону хизматчиёни корхонаю муассиса ва ташкилотҳои давлатию ҷамъиятӣ татбиқ мешаванд.

Аз даромади кори ташкилотҳои динӣ, ки гражданинҳо, аз ҷумла роҳибон мегиранд, аз рӯи меъёре андоз ситонда мешавад, ки барои коргарону хизматчиён муқаррар шудааст.

**Моддаи 25. Муносибатҳои меҳнатии гражданинҳо дар корхонаҳою муассисаҳои ташкилотҳои динӣ**

Нисбат ба ҳамаи гражданинҳое, ки дар корхонаю муассисаҳои саноатӣ, тармиму бинокорӣ, кишоварзии ташкилотҳои динӣ ва дар муассисаҳо хайрияи онҳо кор мекунанд, Қонунҳои оид ба меҳнат, тартиби андозситонӣ, суғуртаи иҷтимоӣ ва таъминоти иҷтимоии коргарону хизматчиёни корхонаю муассиса ва ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ татбиқ мешаванд.

**Моддаи 26. Таъминоти иҷтимоӣ ва суғуртаи иҷтимоии гражданинҳое, ки дар ташкилотҳои динӣ кор мекунанд**

Гражданинҳо, аз ҷумла роҳибоне, ки дар ташкилотҳои динӣ кор мекунанд, бояд дар баробари коргарону хизматчиёни корхонаҳою муассиса ва ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ аз таъминоти иҷтимоӣ ва суғуртаи иҷтимоӣ баҳраманд шаванд.

Ташкилотҳои динӣ бо ин мақсад ба фонди суғуртаи давлатии иҷтимоӣ ва ба фонди нафақаи СССР аз даромади худ мувофиқи тартиб ва ба андозае ҳисса ҷудо мекунанд, ки Шӯрои Вазирони СССР муқаррар кардааст.

Ба гражданинҳое, ки дар ташкилотҳои динӣ кор мекунанд, нафақа мувофиқи Қонун дар асоси умумӣ таъин карда ва дода мешавад.

### VI. МАҚОМОТИ ДАВЛАТӢ ВА ТАШКИЛОТҲОИ ДИНӢ

**Моддаи 27. Риояи Қонун дар ташкилотҳои динӣ**

Риояи Қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухторро дар бораи озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ Шӯроҳои депутатҳои халқ ва дигар органҳои давлатӣ тибқи ваколатҳояшон, ки ба онҳо Қонун додааст, таъмин мекунанд.

**Моддаи 28. Органҳои давлатии оид ба корҳои дин**

Органи давлатии оид ба корҳои динии СССР — Шӯрои Вазирони СССР таъсис медиҳад ва он дар асоси низомномае, ки Шӯрои Вазирони СССР тасдиқ менамояд, амал мекунад.

Органҳои давлатӣ оид ба корҳои динӣ ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор мувофиқи Қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор таъсис меёбанд ва амал мекунанд.

**Моддаи 29. Ваколати органи давлатӣ оид ба корҳои динӣ СССР**

Органи давлатӣ оид ба корҳои динӣ СССР:

— фаъолияти органҳои давлатӣ оид ба корҳои динӣ ҷумҳуриҳои иттифоқию мухторро мутобиқ менамояд;

— оинномаҳои (низомномаҳои) ташкилотҳои диниро ...

ни аҳду паймон бо органҳои давлатӣ кӯмак мекунад ва аз рӯи масъалаҳое, ки онҳоро бояд органҳои давлатӣ ҳал кунанд, ёрии зарурӣ мерасонад;

— бо супориши Ҳукумати СССР дар робита бо ташкилотҳои динӣ аз номи он иштирок мекунад;

— дар робита бо муассисаҳои хориҷа, ки шабеҳи органи давлатӣ оид ба корҳои динӣ СССР мебошанд, аз номи Ҳукумати СССР иштирок мекунад;

— ба ривоҷи робитаи ташкилотҳои гуногуни динӣ ёрӣ мерасонад;

— аз номи давлат ва бо розигии ташкилотҳои динӣ дар ҳалли ихтилофҳои ташкилотҳои динии СССР иштирок мекунад.

**Моддаи 30. Ҷавобгарӣ барои вайрон кардани қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ**

Шахсони мансабдор ва гражданинҳое, ки дар вайрон кардани Қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ гунаҳкоранд, мувофиқи тартиби муқарраркардаи Қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд.

**Моддаи 31. Шартномаҳои ...**

гуфт, ки ...
ма номи ҳарбӣ ва афкори ҳар-
биро ҳурмат намоем, қонуни
аз таҳқир нигоҳ доштани ин
ном кор карда баромада ша-
вад. Мо бояд тарбияи ҳарбӣ-
ватандӯстиро аз овони кӯда-
кӣ аз кӯдакистон оғоз кунем.

Раиси Ассотсиатсияи Уму-
миттифоқии ҷанговарони
интернационалист, ҷангова-
рони эҳтиёт, клубҳои ҳарбӣ-
ватандӯстӣ Морозов пешни-
ҳод намуд, ки дар Шӯрои
президентӣ ягон нафар агар
бо тарбияи ҳарбӣ-ватандӯстӣ
машғул шавад, кори хубе
мешуд.

Вазири мудофиаи СССР
Д. Т. Язов қайд намуд, ки
масъалаи ветеранҳои Ҷанги
Бузурги Ватанӣ дар мадди
аввали назари роҳбарони дав-
лат истодааст. Чунончӣ ди-
рӯз рафиқ Горбачёв Указӣ
27 нафареро, ки дар солҳои
Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба ги-
рифтани унвони Қаҳрамони
Иттифоқи Советӣ пешниҳод
шудаву бо сабабҳое онро но-
ил нагаштаанд, имзо кард.
Хашт нафари онҳо имрӯз
дар қайди ҳаётанд.

Баъд аз вохӯрии асосӣ мо
қисме аз ҷавонону ветеран-
ҳои ҷанг бо раиси Совети Ва-
зирони Иттифоқ Рыжков ва
баъд бо рафиқ Язов суҳбат
кардем.

Рафиқ Н. И. Рыжков дар
бораи баъзе масъалаҳое, ки
ба пешравии ҳаёти иҷтимоию-
иқтисодӣ вобаста аст, сухан-
ронӣ намуд.

Аз вохӯрӣ бо рафиқ Язов
хеле қаноатманд шудем.

...дикаҳои Осиёи Миёна дахл
дорад, ки ба қувваҳои десанти
ҳавоӣ фиристодани тарбият-
гирони клубҳои ҳарбӣ-ватан-
дӯстӣ мебошад. Гарчанде, ки
директиваи вазири мудофиаи
СССР бо рақами 122 оид ба
интихоби кадрҳо ба Қувваҳои
десанти ҳавоӣ мавҷуд аст ва
ҳуқуқ ба худи комиссариат-
ҳои маҳаллӣ дода шудааст,
боз ҳам ин масъала ҳалли
худро наёфтааст.

Ман дар охири вохӯрӣ бо
раиси шуъбаи мукофотҳои
комитети умумииттифоқии ве-
теранҳои ҷанг ва меҳнат
оид ба мукофотҳои ҷангие,
ки дар солҳои ҷанг ба ҷан-
говарони тоҷик бо баъзе са-
бабҳо супорида нашудаанд,
суҳбат намудам. Ӯ бисёр
хурсанд шуда гуфт, ки ман
худам низ дар вақтҳои охир
ҷанговарони тоҷикро меҷус-
там. Холо 1,5 млн. мукофот-
ҳои ҷангӣ соҳиби худро на-
ёфтаанд ва ман умед дорам,
ки 2—3 ҳазораш ба тоҷикони
шумо тааллуқ дорад. Ва боз
гуфт, ҳар касе, ки хешованди
дар ҷанг гумкардаи худро
кофтанӣ бошад, ба ин адрес
муроҷиат кунад: **(142100 ви-
лояти Москва, ш. Подольск,
маҳзани марказии Вазорати
дифои СССР).**

Худи ҳамон рӯз мо дар
маҷлиси тантанавии бахшида
ба 45-солагии Ғалаба ишти-
рок намудем.

**Зуфар ИСМОИЛОВ,**
**инструктори шуъбаи**
**идеологии КМ ИЛКЧ**
**Тоҷикистон.**





Оғози фасли тобистон дар Тоҷикистон маршрути на-
ви сайёҳон кушода шуд. Сайёҳон имкон доранд муддати
10-рӯз бо қаиқ дар обанбори Норак шино карда Шарша-
раи Шоҳтут, халиҷҳои «Марвориди кӯҳӣ», «Анҷирзор»,
ва ҷазираҳои «Думи мор», «Соҳили фил»-ро бинанд.
Маршрут бо роҳҳои пиёдагард ва обӣ мегузарад. Хоҳиш-
мандон аз обу ҳавои тозаи кӯҳ ва нури офтоб бархурдор
хоҳанд гашт. Барои саёҳати оилавӣ ҳам шароит фароҳам
оварда шудааст.

ДАР АКС; Сергей Бушмакин барои шиноварони баҳ-
ри Норак хӯроки наҳор тайёр мекунад.

Аксбардор А. ҚАҲҲОРОВ.

маҳдудиятҳое равост, ки ба-
рои ҳифзи амнияту тартибо-
ти ҷамъиятӣ, сиҳатӣ ва ах-
лоқ, ҳамчунин ҳуқуқу озо-
диҳои дигар гражданинҳо,
ки Қонун муқаррар карда-
аст ва ба ӯҳдадориҳои бай-
налхалқии СССР мувофи-
қанд, зарур мебошанд.

**Моддаи 4. Баробарҳуқу-
қии гражданинҳо сарфи на-
зар аз муносибати онҳо ба
дин**

Гражданинҳои СССР сар-
фи назар аз муносибаташон
ба дин дар тамоми соҳаҳои
ҳаёти гражданӣ, сиёсӣ, иқ-
тисодӣ, иҷтимоӣ, фарҳангӣ
дар назди Қонун бароба-
ранд. Дар ҳуҷҷатҳои расмӣ
муносибати гражданин ба
дин, ҷуз дар мавридҳое, ки
инро худи гражданин мехо-
ҳад, нишон дода намешавад.

Барои мустақим ва ғайри-
мустақим маҳдуд намудани
ҳуқуқ ва муқаррар кардани
ягон хел афзалият ба граж-
данинҳо вобаста ба муноси-
баташон ба дин, ҳамчунин
барои дардодани оташи душ-
манию адоват ва ё таҳқири
ҳиссиёти гражданинҳо, ки ба

дидани муносибатҳои хуб ва
ҳурмату эҳтиром дар байни
гражданинҳои диндор ва бе-
дин, байни пайравони маз-
ҳабҳои гуногун, ҳамчунин
байни ташкилотҳои мухтали-
фи динӣ мусоидат мекунад.

**Моддаи 6. Ҷудо будани
мактаб аз дин**

Низоми давлатии маори-
фи СССР аз дин ҷудо аст.

Маориф хусусияти ғайри-
динӣ дорад. Ба гражданин-
ҳои СССР сарфи назар аз
муносибаташон ба дин шак-
лу зинаҳои гуногуни таҳсил
дастрас аст.

Гражданинҳо ба тариқи
хусусӣ ба кадом забоне, ки
хоҳанд, дар алоҳидагӣ ва ё
ҳамроҳи дигарон, аз ҷумла
дар хонаашон ва дар назди
ташкилоти динӣ метавонанд
динро таълим диҳанд ва со-
ҳиби маълумоти динӣ ша-
ванд.

ВАРИАНТ: бахши сеюм
ин тавр мукаммал гардонда
шавад: «Ба таълими дин дар
мактабҳое, ки дар онҳо
фанҳои маълумоти умумӣ
дарс дода мешавад, роҳ до-
да намешавад».

## II. ТАШКИЛОТҲОИ ДИНИИ СССР

**Моддаи 7. Ташкилотҳои
динӣ**

Ҷамъиятҳои динӣ, раё-
сат ва маҳфилҳо, дайрҳо,
мактабҳои динӣ, ҳамчунин
иттиҳодияҳое, ки аз ташки-
лотҳои динӣ иборатанд, таш-
килотҳои динии СССР мебо-
шанд.

Ташкилотҳои динӣ тибқи
сохтори худашон созмонёф-
та амал мекунанд, ходимо-
нашонро мувофиқи оинно-
маҳои худ (низомномаҳо)
интихобу таъин ва иваз
карда, ҳамчунин талабҳои
боби V-уми ҳамин Қонунро
риоя менамоянд.

**Моддаи 8. Ҷамъияти ди-
нӣ**

Ҷамъияти диниро гражда-
нинҳо ба мақсади пайравӣ
ба дин ва барои дигар зару-
рату эҳтиёҷи динӣ таъсис
менамоянд ва он дар асоси
ихтиёрӣ амал мекунад.

Гражданинҳое, ки ҷамъ-
иятро таъсис додаанд, дар
ин бора ба Комитети иҷ-
роияи Шӯрои ноҳиявии
(шаҳрии) депутатҳои халқӣ
ҷои фаъолияти ҷамъият ха-
бар медиҳанд.

Барои соҳиби ҳуқуқи
ташкилоти юридикӣ шудани
ҷамъияти динӣ гражданин-
ҳои созмондодаи ҷамъият,
ки 18-сола шудаанд, дар
ҳайати на камтар аз 10 кас
ба комитети иҷроияи Шӯ-
рои ноҳиявии (шаҳрии) де-
путатҳои халқӣ ҷои фаъоли-
яти ҷамъият аризаю оинно-
ма (низомнома)-ро пешниҳод
менамоянд; комитети иҷроия
аризаро дар муддати як моҳ
баррасӣ карда, қарори ба
қайд гирифтани оиннома (ни-
зомнома)-ро қабул мекунад.

Оиннома (низомномаи)
ҷамъияти динӣ, ки соҳиби
ҳуқуқи ташкилоти юридикӣ
шудааст, бояд ба талабҳои
дахлдори қонуни гражданӣ
мувофиқат кунад. Агар
ҷамъияти динӣ худро ба ягон
ташкилоти динӣ мансуб до-
над, ин нуқта дар оинномаи
(низомномаи) вай зикр ёфта,
аз ҷониби раёсат ва ё идо-
раи дахлдори динӣ тасдиқ
мешавад. Дар акси ҳол ко-
митети иҷроияи Шӯрои ма-
ҳаллии депутатҳои халқ
масъаларо ба муҳокимаи ор-
гани давлатии оиди корҳои
дин пешниҳод мекунад ва
ин орган дар муддати як моҳ
муроҷиаткунандаҳо ва коми-
тети иҷроияи Шӯрои маҳал-
лиро аз қарораш огоҳ месо-
зад.

**Моддаи 9. Идораю раёса-
ти динӣ**

Идораю раёсати динӣ дар
асоси оинномаҳое, (низомно-
маҳо), ки дар органи давла-
тии оиди корҳои дини СССР,
ҷумҳурии иттифоқӣ, мухтор,
ки дар қаламрави он ҳамин
идора ва ё раёсати динӣ таъ-
сисёфта амал мекунанд, ба
қайд гирифта мешавад.

Ташкилотҳои динӣе, ки
дар хориҷа идораҳои роҳ-
бар доранд, дар фаъолията-
шон оинномаҳои (низомно-
маҳои) онҳоро дастури амал
менамоянд, агар зимни ин
Қонуни Советӣ вайрон кар-
да нашавад.

Ба муносибатҳои давлат
бо идораю раёсати динӣ, аз
ҷумла идораю раёсати ди-
нии хориҷа ҳам, ки онҳоро
Қонун ба низом надаровар-

...ҳои ибодатию маросимӣ ва
амволи динӣ бояд дар мӯҳ-
лати на дертар аз як моҳи
баъди расидани дархости
дахлдор қабул шавад ва зим-
ни ин дар ин хусус бояд ба
муроҷиаткунандагон хаттӣ
хабар дода шавад.

Объекту предметҳои ёдго-
рии таърих ва маданият ба
ташкилотҳои динӣ мувофиқи
Қонун супурда ва истифода
мешаванд.

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқи
афзалиятнок доранд, ки би-
ноҳои ибодатию маросимӣ ва
ҳавлии онро гиранд.

Ташкилотҳои динӣ замин-
ро мувофиқи тартиби муқар-
раркардаи Қонунҳои СССР
ва республикаҳои иттифоқӣ
истифода мебаранд.

**Моддаи 15. Моликияти
ташкилотҳои динӣ**

Биноҳо, ашёи ибодат, ин-
шооти истеҳсолӣ, иҷтимоӣ ва
хайрия, пул ва чизу ҷораи
дигаре моликияти ташкилот-
ҳои динӣ шуда метавонанд,
ки барои таъмини фаъолия-
ташон заруранд.

Ташкилотҳои динӣ ба чизу
ҷорае, ки онҳо бо пули худ
харидаанд ё сохтаанд, граж-
данинҳою ташкилотҳо эҳсон
кардаанд ё давлат дидааст ва
бо асоси дигари пешбиникар-
даи Қонун соҳиб шудаанд,
ҳуқуқи моликият доранд.

Амволе, ки дар хориҷа во-
қест, моликияти ташкилот-
ҳои динӣ шуданаш мумкин
аст.

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ
доранд, ки хайру эҳсони мод-
дӣ талабанд ва гиранд.

Аз хайру эҳсони моли

...ташкилотҳои динӣ
асос ёфтааст, ғайр аз мабла-
ғе, ки аз ин даромад барои
мақсадҳои хайрия пешбинӣ
шудааст, мувофиқи қонунҳои
СССР, ҷумҳуриҳои иттифо-
қию мухтор тибқи тартибе
андоз ситонида мешавад, ки
барои корхонаҳои ташкилот-
ҳои ҷамъиятӣ муқаррар шу-
дааст.

**Моддаи 17. Ихтиёрдорӣ
кардани моликияти ташки-
лотҳои динии барҳамхӯрда**

Баъди барҳам хӯрдани
ташкилотҳои динӣ молу мул-
ке, ки ташкилоти давлатӣ,
ҷамъиятӣ ё гражданинҳо ба-
рои истифода додаанд, ба
соҳиби пештарааш баргар-
донда мешавад.

Дар сурати барҳам хӯрда-
ни ташкилоти динӣ молики-
яти вайро мувофиқи оинно-
маащ (низомномааш) ва бо
иштироки мақомоти ҳокими-
яти маҳаллӣ ва идора ихти-
ёрдорӣ карда мешавад.

Асбобҳои ибодати ташки-
лотҳои диниро аз рӯи даъ-
вои кредиторҳо ба гарав мон-
дан норавост.

Агар ворисӣ комилҳуқуқ
набошад, моликият ба ихти-
ёри давлат мегузарад.

**Моддаи 18. Ҳифзи ҳуқуқи
моликияти ташкилотҳои ди-
нӣ**

Ҳуқуқи моликияти ташки-
лотҳои диниро Қонун ҳифз
менамояд.

Ташкилотҳои динӣ вазифа-
доранд, ки биною чизҳои
дигари ба худашон додашу-
даро, ки моликияти давлат
мебошад, саришта кунанд ва
мувофиқи таъинот истифода
баранд.

## IV. ҲУҚУҚИ ТАШКИЛОТҲОИ ДИНӢ ВА ГРАЖДАНИНҲО ВОБАСТА БА ОЗОДИИ ИМОН

**Моддаи 19. Маросимҳои
динӣ**

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ
доранд, ки ҷойҳои озодона
дастраси тоату ибодат ё
ҷамъомадҳои динӣ, ҳамчунин
ҷойҳои муқаддаси ин ё он
динро таъсис намоянд ва са-
ришта кунанд.

Ибодат, маросимҳои динӣ
дар маъбадҳо ва ҳудуди он-
ҳо, дар ҷойҳои муқаддас,
дар муассисоти ташкилот-
ҳои динӣ, дар қабристону
крематория, дар хонаю ҳав-
лии гражданинҳо бемамони-
ат ташкил мешаванд.

Ибодату маросимҳои динӣ
дар касалхонаҳо, хонаи пиро-
ну инвалидон, дар ҷойҳои
ҳабси пешакӣ ва маҳбасҳо бо
илтимоси гражданинҳо таш-
кил меёбад. Маъмурияти ин
муассисаҳо ба даъват наму-
дани муллоҳо ёрӣ мерасо-
над, дар муайян кардани
вақту шартҳои дигари ибо-
дат, иҷрои маросим иштирок
менамояд.

Дар мавридҳои дигар ибо-
дати оммавӣ, иҷрои маро-
симҳои динӣ мувофиқи тар-
тибе сурат мегирад, ки ба-
рои ташкили митингу намо-
ишҳо муқаррар шудааст.

**Моддаи 20. Адабиёти динӣ
ва чизҳои таъиноти динӣ**

Гражданинҳо ва ташкилот-
ҳои динӣ ҳақ доранд, ки ада-
биёти диниро ба забони ме-
хостагиашон, инчунин чизу
маводи дигари динӣ биха-
ранд ва истифода баранд.

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ
доранд асбоби ибодат, ада-
биёти динӣ ва дигар восита-
ҳои ахбории мазмунашон ди-
нӣ тайёр карда, содиру во-
рид ва интишор кунанд.

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқи
мустасно доранд корхонаҳои
нашри адабиёти тоату ибо-
дат ва истеҳсоли асбоби ди-
нӣ кушоянд.

**Моддаи 21. Эҳсонкорӣ**

Ташкилотҳои динӣ ҳуқуқ
доранд эҳсонкорӣ ташкил на-
моянд ва дар ҳаракати хай-
рия чӣ мустақилона ва чӣ ба
воситаи хазинаҳои ҷамъиятӣ
иштирок кунанд.

Хайру эҳсони ин мақсад
аз ҳисоби маблағе бароварда
мешавад, ки аз он бояд ан-
доз ситонда шавад.

**Моддаи 22. Робитаҳои бай-**

## VI. МАҚОМОТИ ДАВЛАТӢ ВА ТАШКИЛОТҲОИ ДИНӢ

**Моддаи 27. Риояи Қонун
дар ташкилотҳои динӣ**

Риояи Қонунҳои СССР,
ҷумҳуриҳои иттифоқию мух-
торро дар бораи озодии виҷ-
дон ва ташкилотҳои динӣ
Шӯроҳои депутатҳои халқ ва
дигар органҳои давлатӣ тиб-
қи ваколатҳояшон, ки ба он-
ҳо Қонун додааст, таъмин
мекунанд.

**Моддаи 28. Органҳои дав-
латии оид ба корҳои дин**

Органи давлатиро оид ба
корҳои дини СССР Шӯрои
Вазирони СССР таъсис ме-
диҳад ва он дар асоси низом-
номае, ки Шӯрои Вазирони
СССР тасдиқ менамояд, амал
мекунад.

Органҳои давлатӣ оид ба
корҳои дини ҷумҳуриҳои ит-
тифоқию мухтор мувофиқи
Қонунҳои СССР, ҷумҳуриҳои
иттифоқию мухтор таъсис
меёбанд ва амал мекунанд.

**Моддаи 29. Ваколати орга-
ни давлатӣ оид ба корҳои ди-
ни СССР**

Органи давлатӣ оид ба
корҳои дини СССР:

— фаъолияти органҳои
давлатӣ оид ба корҳои динӣ
ҷумҳуриҳои иттифоқию мух-
торро мутобиқ менамояд;

— оинномаҳои (низомно-
маҳои) ташкилотҳои диниро
дар мавридҳои пешбиникар-
даи ҳамин Қонун баррасӣ
карда, ба қайд мегирад;

— иҷрои ҳамин Қонунро
назорат мекунад ва ҳангоми
ошкор намудани қонуншика-
нӣ барои рафъи он мустақи-
лона ва ё ба воситаи орган-
ҳои даҳлдори давлатӣ тад-
бирҳо меандешад;

— бо хоҳиши ташкилотҳои
динӣ дар бобӣ ҳосил намуда-
ни аҳду паймон бо органҳои
давлатӣ кӯмак мекунад ва аз
рӯи масъалаҳое, ки онҳоро
бояд органҳои давлатӣ ҳал
кунанд, ёрии зарурӣ мерасо-
над;

— бо супориши Ҳукумати
СССР дар робита бо ташки-
лотҳои динӣ аз номи он иш-
тирок мекунад;

— дар робита бо муасси-
саҳои хориҷа, ки шабеҳи ор-
гани давлатӣ оид ба корҳои
дини СССР мебошанд, аз но-
ми Ҳукумати СССР иштирок
мекунад;

— ба ривоҷи робитаи таш-
килотҳои гуногуни динӣ ёрӣ
мерасонад;

— аз номи давлат ва бо
розигии ташкилотҳои динӣ
дар ҳалли ихтилофҳои таш-
килотҳои динии СССР ишти-
рок мекунад.

**Моддаи 30. Ҷавобгарӣ ба-
рои вайрон кардани қонуни
озодии виҷдон ва ташкилот-
ҳои динӣ**

Шахсони мансабдор ва
гражданинҳое, ки дар вайрон
кардани Қонуни озодии виҷ-
дон ва ташкилотҳои динӣ гу-
наҳкоранд, мувофиқи тарти-
би муқарраркардаи Қонунҳои
СССР, ҷумҳуриҳои иттифо-
қию мухтор ба ҷавобгарӣ ка-
шида мешаванд.

**Моддаи 31. Шартномаҳои
байналхалқӣ**

Агар шартномаи байнал-
халқие, ки дар он СССР иш-
тирок дорад, назар ба қоида-
ҳое, ки дар Қонуни озодии
виҷдон ва ташкилотҳои динӣ
пешбинӣ шудаанд, қоидаҳои
дигар муқаррар шуда бо-
шанд, қоидаҳои шартномаи
байналхалқӣ мавриди исти-
фода қарор мегиранд.

## Қарори Шӯрои Олии СССР

# Дар бораи лоиҳаи Қонуни озодии виҷдон ва ташкилотҳои динӣ

Шӯрои Олии СССР **қарор
мекунад:**

1. Нуқтаҳои асосии лои-
ҳаи Қонуни озодии виҷдон
ва ташкилотҳои динӣ дар
муҳокимаи аввал маъқул
дониста шавад.

2. Лоиҳаи Қонуни озодии
виҷдон ва ташкилотҳои ди-
нӣ барои муҳокима дар мат-
буот чоп карда шавад.

3. Шӯрои Вазирони СССР
бояд таклифу мулоҳизаҳои
гражданинҳоро, ки дар раф-
ти муҳокимаи лоиҳаи Қонун
баён шудаанд, ҷамъбаст ку-
над ва то 15 сентябри соли
1990 материалҳоро ба ко-
миссияи такмили лоиҳаи Қо-
нун пешниҳод намояд.

4. Комитети Шӯрои Олии
СССР оид ба қонунгузорӣ
бо иштироки комитетҳои ди-
гари Шӯрои Олии СССР ва
комиссияҳои доимии палата-
ҳо бояд лоиҳаи Қонунро бо
назардошти таклифу муло-
ҳизаҳое, ки депутатҳои хал-
қи СССР баён карда ва дар
рафти муҳокима пешниҳод
шуда буданд, такмил диҳад
ва лоиҳаи корхӯрдаи Қо-
нунро манзури муҳокимаи
Шӯрои Олии СССР гардо-
над.

**Раиси Шӯрои Олии СССР**
**А. ЛУКЬЯНОВ.**

Москва, Кремль.
30 май соли 1990.

### Ҳаёти ҷавонони хориҷӣ

# Хуҷуми полиция ба донишгоҳ

ТОКИО. Якуним ҳазор кор-
манди полис ба донишгоҳи
Сеул «Сэчжон» ногаҳон ҳам-
ла карданд. Бо вуҷуди он ки
донишҷӯён дар ғафлат монда
бошанд ҳам, ба меҳмонони
нохонда муқобилати сазовор
нишон доданд. Шишаҳои мод-
даҳои сӯзанда, ки барои ҳа-
мин гуна воқеаҳо тайёр кар-
да буданд, инчунин сангро
ба кор бурданд. Вале қувва-
ҳо нобаробар буданд. Донишҷӯён шикаст хӯрданд. 105
кас ҳабс шуд, маҷрӯҳон ҳам
ҳастанд.

Фақат бо усули ҳамлаи по-
лиция, ки дар Кореяи Ҷану-
бӣ ба ҳукми анъана дарома-
дааст, ба ҳукуматдорон муяс-
сар гашт, ки баҳсу мунози-
раи 49-рӯзаи байни донишҷӯ-
ён ва маъмуриятро дар бо-
бати интихоби президенти до-
нишгоҳ ҳал намояд. Донишҷӯён бар зидди қарори му-
ассисони донишгоҳ дар бораи
аз кор озод намудани прези-
денти пештара, ки гӯё пора-
хӯрӣ карда бошад, эътироз
баён намуданд.

О Юн Сук моҳи сентябрь
интихоб шуда буд. Аммо ба
хазинаи муассисони «Сеч-
жон» овозаҳо расид, ки гӯё
«дасти вай қариб аст». Ин бо-
иси озод кардани ӯ аз ин ва-
зифа гардид. Донишҷӯён ҷа-
вобан ба ин ҳамаи ҳуҷҷатҳои
молиявиро мусодира карда,
эълон намуданд, ки то вақте
ки президенти пештара ба ва-
зифааш барқарор нашавад,
ба дарс намеоянд. Кори до-
нишгоҳ қатъ шуд, дар саҳни
бинои донишгоҳ душманону
тарафдорони қарори маъму-
рият, ки донишҷӯёни фа-
културети тарбияи ҷисмонӣ
низ ҳастанд, задухӯрди ша-
дид ба миён омад.

Муассисони донишгоҳ баъ-
ди ҳамлаи полис каси пре-
зидент таъин кардаашонро
тахти назорати пурзӯри по-
лис ба кабинет оварданд. Му-
ассисон ба донишҷӯён таҳ-
дид намуданд, ки агар ба дарс
нараванд, саросар аз дониш-
гоҳ пеш карда мешаванд.

# Таърихи фаромўшшуда



(Аввалаш дар шумораҳои гузашта).

Ин масоеҳи марди солори сокой, чунон ки манзур шуд, мантиқу фалсафаи қавӣ, қувваи умури фош ва пахшкунандае дошт. Тарзи зиндагии одилона, рафтори накўкорӣ, ростқавлӣ ва росткории сокоҳо, қувваи бозуи матин, ҷавонмардӣ, ору номус, ҷасорату диловарӣ ва ифтихормандӣ, урфу одат, қаҳру ғазаб, меҳру садоқат ва одамияти комил, писханду тамасхур, гилаву дилмонӣ, таънаву таъкид ва танқиди тезу тунд, эҳсосоти ҳайратовари оташин ва нобудсозанда — ин ҳама дар якҷоягӣ қувваи руҳу иродаи Искандарро нашикаста натавонист. Искандар зери бори гарони даҳшату ҳолати ноҳинҷор бимонд ва ҳамаи онро ба эътибор гирифт ва бо гардани шикаста ба ислоҳи ҳамаи он мекўшем гуфт ва чораи дигар ҳам надошт.

Бедарак таърихнависони Искандари Мақдунӣ дар хусуси сокоҳои обиён (бо ҳамин сифат ин сокоҳо аз дигар сокоҳои саҳроию биёбонӣ фарқ мекарданд. Дар соҳили дарёю дар ҷашмасорҳо мезистанд) намегуфтанд, ки «Ин мардум аз тамоми хориҷиҳо одилтаранд ва то маҷбур нашаванд, аслиҳа барнамедоранд, чун ба озодии худ хў кардаанд, мусовот шуда, зердастон низ ба раёсат мерасанд» (Кант Курц, китоби VII, банди X1). Искандар чунин ҷавоб гуфту лекин забонаш дигару дилаш дигар буд. Боз ба ҳуҷум гузашт ва боз ҳамла овард ва боз ба ғорат машғул шуд. Дар натиҷа талафоти ҷонии калон дод ва худ бемор шуд. Ин ҳама кам буд, ки расулони подшоҳи сокоҳо эълони нанговари оғози ҷанги шадидро оварданд. Таъсири ин эъломро ба Искандар Ориён чунин меорад; (китоби IV, фасли II, банди 1) «Пас аз он подшоҳи сокоҳо расулоне назди Искандар фиристода эълом кард, ки ҷанги ў бо дуздоне рўй дода, ки аз ғорат зиндагонӣ мекунанд ва ў ба ҷанг мубодират накардааст. Аз барои Искандар шармовар буд, ки ин ҳарфро бипазирад, бе ин ки аз сокоҳо интиқом кашида бошад, вале чун мавқеъ барои ситеза муносиб набуд, расулонро бо мулотифат пазируфт».

Ба хиёнати душман аз тарафи завҷааш дар ҳолати ширакайфӣ дар ҷойи хобаш ба қатл расидани Спитомен ва каллаи ўро бурда ба Искандар пешкаш кардани он зан бо хизматгораш Искандарро шердил кард. Искандар аз Спитомен маргӣ метарсид, агар ў бо макри душман кушта намешуд, ба сари ин аҷнабии роҳзан чӣ балоҳое меовард.

Баъди ин Искандар девонавор ҳуҷум ва ҳамла меовард, вале дур аз фатҳу нусрат буд.

Бояд гуфт, ки боре ҳангоми муҳосимат то ба пойи кўҳи Бу... [illegible]

риюш дар ваҷоҳат аз ў мегузашт, Искандар ошиқи ў шуд, вале ба ҷои ин ки аз ҳаққи фотеҳ истифода кунад, тарҷеъ дод, ки ўро ба ҳаболаи никоҳ дар оварад». Вале Кант Курц гўяд (китоби VIII, банди IU). «Подшоҳе, ки зани Дориюш ва духтарони ў, яъне занонеро дида буд, ки касе ҷуз Рухшона дар ваҷоҳат ба онҳо намерасид ва бо вуҷуди ин нисбат ба онҳо ҳиссиёте ҷуз муҳаббати падар ба авлод напарварда буд, дар ин ҷо ошиқи духтаре шуд, ки на дар уруқаш хуни шоҳ ҷорӣ буду на аз ҳайси мақом метавонист қарини онҳо (яъне зани Дориюш ва духтарони ў) бошад».

Бо вуҷуди он ки хешӣ пайдо кард, Искандар сокоҳоро фатҳу тасхир карда натавонист, зеро ҳар ҷое, ки ў истило мекард, баъди як шаб ё рўз сокоҳо онро озод мекарданд ва сарбозону гумоштаҳои он ҷо мондa рафтаашро талаф медод. Рухшона, ки феълу атвори қавми худро нағз медонист, ба Искандар мегуфт ва таъкидаш мекард, ки мардуми сокоро бо ҷангу сахтӣ ва хунрезӣ забт кардан мумкин нест. Искандар бояд роҳи сулҳу адолат ва саховатро пеш гирад. Рухшона, ки ҳамчун асира маҷбуран ба никоҳи Искандар даромада буд, ба ў дилбастагӣ надошт. Аммо Искандар, ки Рухшонаро дўст медошт ба маслиҳаташ гўш медод ва амал мекард. Аз рўи навиштаи муаррихони юнонӣ Искандар, ки дар муддати қариб се соли ҷангу ҷидолаш ба хуни 120 ҳазор сокоҳои суғд зомин шуда буд, аз рўи маслиҳати Рухшона аз мовароп Сайҳун тезтар дур шуда будааст, вагарна боз ба хуни чандин ҳазор одамони бегуноҳ зомин мешудааст. Ориён гўяд (китоби IV, фасли II, банди 1). Искандар дида, дарафтодан ба ин мардумон (яъне сокоҳо) натиҷа надорад, зеро ҳар қадар пеш биравад, онҳо ақиб хоҳанд нишаст, то Искандару лашкарашро ба биёбонҳои ламязраъ ва бе об бикашонанд ва дар ин ҷо кори онҳоро якбора бисозанд». Жавистан дар боби мардумони сокой гўяд (китоби II, банди III). «Ин мардумон Дориюшро аз мамлакати худ ронданд. Куруш ва лашкари ўро забун сохтанд, чунон ки Зубирюн сардори Искандарро ҳам бо тамоми қўшунаш нобуд карданд, номи пурифтихори аслиҳои Румро шуниданд, вале қудрати онро ҳис накарданд. Билохира рушду зиёни императори портиҳо ва бохтариҳо ҳам аз корҳои онон буд. Роҷеъ ба Зубирюн бояд гуфт, ки ў волии Пунт буд ва хост бо сокоҳо биҷангад ва дар сокоия бо лашкаре мураккаб аз сӣ ҳазор нафар маълум гашт». (Жавистан, китоби XII, банди II).

Ҳамин тавр дар арзу тўли ҳазорҳо сол касе ё қавме пайдо нашуд, ки дасти пурқуввати ориёнҳои сокоро ба пушт тобад, иродаи оҳани ўро шикаста ба худ тобеъ кунад. Ин буд, ки муаррихи ҳақиқатнигор Жавистан иродаи... [illegible]

# Роҳҳое ки мо интихоб мекунем...



Дар Помир, ҳангоми ба шаҳри Хоруғ ворид гардидан, дар пояҳайкале мошини кўҳнаи ЗИС-5 истодааст. Ин мошин як вақтҳо хеле ва хеле машҳур буд ва ифтихори саноати мошинсозии советӣ ба ҳисоб мерафт. Вай дар пойгаи Москва — Тошканд ширкат варзида, қумистони Қайроқумро тай намуда, дар сохтмонҳои калонтарини панҷсолаи аввал кор карда, ағбаҳои кўҳҳои сарбафалаккашидаро фатҳ намуда, аз роҳҳои касногузар то Помири Шарқӣ расидааст. ЗИС-5 дар давраи бароп халқи советӣ душвортарин, Ҷанги Бузурги Ватанӣ низ хизматҳои калоне кардааст. Аввалин «Катюша»-ҳои машҳур ҳам дар ин мошин пайваст карда шуда буданд.

Дар кўҳистони Бадахшон чун аввалин фатҳкунандаи роҳи автомобилгарди Душанбе — Хоруғ ин ёдгориро гузоштаанд. Дар ин ҷой бисёр вақт пешоҳангон ҷамъ омада ба ронандагон — ветеранҳо вохўриҳо мегузаронанд. Аз рўи нақли мўйсафедон онҳо дар бораи қаҳрамониҳои шахсоне, ки дар ағбаҳои кўҳӣ ин мошинҳоро идора мекарданд, маълумот мегиранд. Ва дар баҷаҳо хоҳише пайдо мешавад, ки худашон дар паси чамбарак нишинанд. Ҳамин аст, ки имрўзҳо бо роҳҳои Помир садҳо хатмкунандагони мактабҳои миёнаи Хоруғ Мурғоб, Ишкошим мошин меронанд. Ва на танҳо писарон шуғли ин касб доранд, духтарон низ ҳастанд.

Бодом Вазирбекова ва Гулсара Муясатова ОКТ-9-и шаҳри Хоруғро хатм намуда, паси чанбаракӣ мошин нишастанд. Онҳо байни духтарони Хоруғ аввалиноне буданд, ки соҳиби касби ронандагӣ гардиданд.

Дар доираи кўтоҳи риштаи сухан ҳаёти инсонро тасвир намудан басо мушкил аст. Ва ба ин вобаста саволҳои зиёде пайдо мешаванд: Чӣ тавр бояд тасвир намуд, ки пораҳои асосии зиндагӣ намудор шаванд? Кадом гуфтугузору ҳолатҳо ибрати дигарон буданд? Кӣ ҳолатҳои мушкил ҳамроҳ буд?... Вале ба ҳамаи ин нигоҳ накарда тақдири шахс санаю равишҳое дорад, ки роҳи тайкарда намудор мегарданд.

Бодом Вазирбекова чунин санаи бузург дар ҳаёти худ давраи омўзиш дар ОКТ-9-ро мешуморад. Ў дар ин ҷо ба кору фаъолияти комсомол шинос шуд, котиби ташкилоти комсомолӣ интихоб гашт. Масъулиятнокиро фаҳмид. Ва муҳимтарин давpae буд, ки муқобилиятҳоро паси сар карда ба орзуи худ расид. Фаҳмид, ки Ў ба одамон лозим аст ва ҳиссаи хеш дар байни коллектив мегузорад.

Ҳамааш бошад, чунин оғоз дошт...

— Ман дар мактаб дўстони зиёде доштам, ки доимо байни худ барои кӣ (соҳиби касб) шудан гуфтугузор мекардем. Агар орзўҳои онвақтаи мо ҷомаи амал мепўшиданд, аз синфи мо шаш актёри кино, нўҳ физик, чор лётчик, се инженер, ду космонавт ва як ронанда мебаромад. Гурўҳи бадне, — мегўяд Б. Вазирбекова. — Чаро ман касби ронандагиро маъқул донистам? Худам намедонам. Ҳамин тавр шуд ва муқобили хоҳишам низ баромада наметавонистам...

Волидон баъди шунидани хоҳиши духтарашон ба шўр омаданд. Алалхусус, модар...

— Духтарам фикр кун. Наход машғулияти дигаре наёфтӣ, мошинро чӣ кор мекунӣ? — бо алам мегуфт ў. Вале қарори духтар қатъӣ буд.

Гулсара Муясатова низ намехост аз дугонаи худ ақиб монад. Ҳарду аълочиёни хониш ба шумор мерафтанд. Волидон ҳатто роҳ сўи комитети комсомолии вилоят пеш гирифтанд, лек чорае ҳосил нагардид. Баъдтар изҳор карданд, ки рафтори духтарон аз хона рўй тофтан аст. Вале духтаронро ин ҳам пас нагардонд.

«Ҷанг» вақте ба охир расид, ки Бодому Гулсара ба хонаҳояшон грамотаҳои таърифӣ доири кори фаъол дар комсомол оварданд. Ва ҳақиқатан онҳо кори зиёдеро анҷом дода буданд. Вазирбекова чун котиби ташкилоти комсомолии гурўҳ тавонист, ки ядрои мустаҳками комсомолиро ташкил намояд. Комсомолон бо қувваи худ майдончаи варзишӣ сохтанд ва бо маблағи аз ҳисоби алафҳои табобатӣ ҷамъоварда масолеҳи варзишӣ хариданд. Фаъолияти онҳо ибрати комсомолони дигар корхонаҳо гашт.

Ва инак, таҳсил дар ОКТ-9 ба охир расид, шаҳодатномаи ронандагӣ нишонест аз он рўзҳо. Роҳ ба сўи зиндагӣ оғоз ёфт. Бодом ва Гулсара ҷои худро ҳамроҳи дигар ронандагон дар автобазаи рақами 5 ёфтанд. Рўзҳои аввал мушкилӣ паи мушкилӣ меомад. Дугонаҳо тоқати ҳама мекарданд, ҳатто «шўхиҳои» ронандагони теззабон онҳоро рўҳафтода, накарданд. Вазифаи аввалини худро дар иҷро намудани супоришҳо медиданд. Баъди ним сол аллакай меҳнатдўстии онҳо қобили эҳтироми дигарон гардид.

Вақт ниҳоят тез мегузарад. Гулсараро имрўз дар ОКТ-9, дар байни ронандагони оянда мебинӣ, ки қувваю маҳорати хеш дар тайёр намудани онҳо мебинад. Бодом бошад чун пештара паси чанбараки мошин нишаста меҳнати хонасозонро осон мекунад. Ва ягона духтари ронанда дар Боми ҷаҳон ба ҳисоб меравад.

Ва вақте ки ҳарду аз пеши мошини ёдгории ЗИС-5 мегузаранд, аз касби интихобкардаи худ ифтихоре мекунанд.

М. УРБАНОВИЧУС.

ДАР АКС: Бодом Вазирбекова.

# Оё лақайҳо халқияти наванд?

Юрий Кушко

Дар Осиёи Миёна, ки дар ҳама даврy замонҳо чун деги калони этникӣ буд, қавму халқиятҳои зиёд мудом омезиш меёфтанд, рў ба нестӣ меоварданд ва дар шакли нав эҳё мегардиданд. Ҳайратовар аст, ки дар чунин шароит ба яке аз қабилаҳои кўчӣ — лақайҳо (тибқи ривоятҳо онҳо аввал ҳамагӣ 92 нафар буданд), ки дар охири асри XV — ибтидои асри XV1 эраи нав макони хешро дар Дашти Қипчоқ, таърихан музофоти шарқии дарёи Волга, тарк гуфта ба даштҳои Осиёи Миёна кўчидаанд, боқӣ мондан муяссар гардида. Имрўз аксарияти лақайҳо дар Тоҷикистон зиндагӣ мекунанд. Теъдоди онҳо тақрибан 100 ҳазор нафар маҳсуб мегардад. Вале мутаассифона ин халқиятро касе расман эътироф намекунад, гўё ки онҳо вуҷуд надоранд. Вале оё воқеан ҳамин тавр бояд бошад?

— Дар бахши «миллият»-и шиносномаи ҳамқавмони ман ўзбек» сабт шудааст, — нақл мекунад муаллими таърих аз деҳаи Султонобод, сарвари ғайрирасмии ҷамоати лақайҳо Н. Сангов. — Бо зўри ирода ин сабтро қабул мекунем, вале дил онро рад менамояд. Мо ба ўзбекҳо ҳарчанд монандем, ҳарчанд роҳи таърихии мо нуқтаҳои умумии бурииш дошта ва ҳарчанд анъаноти мадании мо якранганд, вале ба ҳар ҳол мо дигарем.

Тибқи андешаи мусоҳиби ман гузаштагони ў, ки аз дигар қабилаҳои кўчӣ бо кўҳҳои душворгузар ва рўдҳои пуртуғён ҷудо будаанд, дар гузаштаи дур натавонистанд, дар ҷараёни ба халқи ягонаи ўзбек табдил ёфтани қаби... [illegible] дуди муайян, дорои забони худ, урфу одатҳо, асотир фаҳмида мешавад, то чӣ андоза мувофиқат мекунад?

Гап дар бораи «ҳудуди муайян» равад, онро мутаассифона, танҳо дар харитаҳои панҷоҳ сол пешинаи Тоҷикистон ҷустан муяссар мегардад, ки дар онҳо ноҳияи Лақай — тоҷик сабт шуда. Чунин номгузорӣ шудани яке аз воҳидҳои маъмурии ҷумҳурӣ эътирофи он буд, ки дар ин ҳудуд ҷамоати одамони хоси этникӣ сарҷамъ зиндагӣ доштанд. Баъдтар номи ноҳия тағйир ёфт ва ҳазорҳо тан лақайҳо ба заминҳои навкорами водии Вахш муҳоҷир карда шуданд, то ки ба хотири мустақилияти пахтаи кишвар зироати барои ин ҷоҳо нав — пахта рўёнанд.

— Вале ин маънои парокандa зиндагӣ кардани моро надорад. Не, аз ҳоли ҳамдигар хабар дорем, — мегўяд Х. Солиев, раиси шўрои ҷамоати Султонобод. — Дар худи Султонобод наздики 8 ҳазор тан лақайҳо чун аҳли як оила зиндагӣ доранд, дар деҳкадаи Лоҳур 9 ҳазор, дар Зайнабобод 28 ҳазор тан... Ин дар макони азалии бурду бохт. Дар ҷойҳои нав низ ҳамшаҳриҳои ман сарҷамъона зиндагӣ доранд.

Дар чунин шароит забон ки забони ўзбекиро мемонад, вале ҳамзамон хусусиятҳои хоси хешро дорост, беҳтар пойдор мемонад. Афсўс ки лақайҳо хат ва алифбои худро надоранд. Ҳама қиссаву ривоятҳо, суруду шеърҳо, афсонаҳо танҳо дар анъанаи лафзӣ боқӣ мондаанд. Таълим дар мактабҳо бо забони адабии ўзбекӣ ҷорист. Лаҳҷаи модариро бошад ба бача... [illegible]

— Барои падарону бобоёни мо аспи хуб қимматтар аз зан буд... Зарбулмасале байни мардум роиҷ буд, ки «Агар як рўз зиндагӣ кунӣ, бо асп бошӣ, гар ду рўз зиҳӣ, бо зан бошӣ», ёд меоварад ветерани ҷанг, собиқ аскари савора К. Утагонов. Ў нақл кард ки дар шарёни аспони зоти лақайӣ хуни аспони машҳури хутталонӣ, ки дар замони ҳокимони асримиёнагии Шарқ аз зар қимматтар буд, ҷорӣ аст.

Дар садсолаи ҷорӣ лақайҳо баробари касбҳои аспарварӣ ва бофандагӣ, кишоварзӣ ва чорводориро низ аз худ карданд. Дар давронӣ шўравӣ аз байни лақайҳо духтуру муаллимон, ронандаву тракторчиён ба воя расиданд... Вале, албатта, ҳамаи ин барои худро чун пештара лақай ҳисобидани одамон халал нарасонид.

Ҳар касе ки дар Султонобод вохўрдам, чунин андеша дошт. Ҳатто чунин талаботи мафҳуми «халқият» чун худогоҳии миллӣ ва истилоҳи ифодагари ин худогоҳӣ дар он ҷо риоя шудааст. Пас, чаро наметавон инро расман эътироф карда ба номгўйи халқу халқиятҳои мамлакатамон илова намуд?

— Гоҳо ба ман чунин менамояд, ки сабаби кашолакорӣ муносибати манфии ба лақайҳо пайдошуда дар Тоҷикистон аст, — мегўяд Н. Сангов. — Худи калимаи «лақай» оҳанги тамасхуромезу ҳақоратомез ба худ гирифтааст, гўё ки ин одами на танҳо навъи дуввум, балки ҳатто навъи саввум бошад. Аз тамошоҷон варзишгоҳи калонтарини ҷумҳурӣ чанде пеш бо гўшҳои худ шунидам, ки касе... [illegible]

дастаи калонтарини босмачиҳо низ лақай буд. Вале охир дар байни лақайҳо муборизони Ҳокимияти Шўро низ буданд ва на камтар аз мухолифини он. Масалан, дар ҷумҳурӣ номи Зайнаббибӣ ин зани шуҷоъ, ки аз аввалин сарварони шўроҳо дар ҷумҳурӣ буд ва аз дасти босмачиён кушта шуд, машҳур аст. Аз чӣ бошад, ки ўро то кунун тоҷик меҳисобиданд, ҳол он ки Зайнаббибӣ лақай буд.

Сангов аз номи ҳазорҳо ҳамқавмонаш ба Шўрои Олии ҷумҳурӣ бо хоҳиши барқарор намудани адолат нисбат ба лақайҳо, ҳамчун халқият эътироф намудани онҳо муроҷиат кард. Бо мақсади муайян намудани то чи андоза асоснок будани хоҳиши онҳо аз ҷумлаи мутахассисон комиссион таъсис ёфт.

— Алҳол аъзои комиссион ба ақидае расиданд, ки лақайҳо ба ҳар ҳол аз қабилаи ўзбекон мебошанд, — мегўяд олими Институти таърих, бостоншиносӣ ва мардумшиносии Академияи илмҳои Тоҷикистон Ш. Юсуфов. — Вале проблемаро касе муфассал наомўхтааст.

Ба проблемаи лақайҳо дар Хазинаи маданияти ҷумҳурӣ, ки гурўҳи махсус оид ба забонҳои хурд ва халқиятҳои камнуфузи ҷумҳурӣ дорад, «хайрхоҳонатар» муносибат карданд. Фаъолони гурўҳ бар он ақидаанд, ки дар мактабҳое, ки фарзандони лақайҳо таҳсил доранд, ба роҳ мондани таълими забони модарӣ, таърих, фольклори онҳо дар оянда зарур аст. Барои таъсиси музейи таърих ва этнографияи лақайҳо дар деҳаи Султонобод ҷамъоварии маблағ шурўъ шудааст. Чанде пеш дар ин... [illegible]

# МУКОФОТ НАГИРИФТА МЕМОНАД?



ИТАЛИЯ '90

13 июнь дар тамоми гурўҳҳо бозиҳои аввалин хотима ёфтанд ва ҳам вохўриҳои дуввуми чемпионат оғоз гардиданд. Дар гурўҳи Е бозии аввалини командаҳои Уругвай — Испания доир гардид ва он бо натиҷаи ҳеҷ бар ҳеҷ (0—0) ба анҷом пазируфт. Командаҳои Аргентина ва Иттиҳоди Шўравӣ дар ин рўз байни худ қувва озмуданд ва ин зўрозмоии дуввумини ин тимҳо дар чемпионати ҷорӣ буд. Ва бояд ёдовар шуд, ки ҳар ду команда низ дар бозии аввалин ноком монда буданд ва барояшон қувваозмоии навбатӣ ба ниҳоят ҳалкунанда ба шумор мерафт. Аз ин рў ҳайати ҳар ду ҷониб низ ба ин бозӣ ҷиддан омодагӣ гирифта буданд.

Бозӣ бо ҳуҷумҳои тарафайн оғоз ёфт. Аз суръати он маълум буд, ки ҳарифон танҳо ба нияти ғалаба намудан ба майдон баромадаанд. Вале, мутаассифона дар бозии навбатӣ низ лаҳзаҳои ниҳоят заруриро футболбозони шўравӣ истифода карда натавонистанд ва дар натиҷа ҳам дар қисми аввал ва ҳам дар қисми дуввум аз дарвозаи худ як тўбӣ сар дода бозиро бохтанд. Ин бохт умуман, футболбозони шўравиро аз давом додани мусобиқоти чемпионат шояд маҳрум намояд.

Тавре ки маълум аст дар ин чемпионат доварони мусобиқа нисбати футболбозон ниҳоят ҷиддӣ муносибат менамоянд. Ба ҳар амали ноҷову норавон футболбозон ҳангоми бозӣ ҷазои сазовор ме... [illegible]

Аргентина — Шўравӣ низ бе огоҳии пешакӣ дар оғози қисми дуввуми вохўрӣ Бессонов аз майдон ронда шуд.

Ва ҳама ёдовар шуд, ки дар ҳар чемпионат доварон алалхусус дар бозиҳои бо иштироки командаи Шўравӣ сурат мегирифта ба норасоиҳои ҷиддӣ роҳ медиҳанд. Агар дар бозӣ бо командаи Румыния ба дарвозаи тими Шўравӣ ноҳақона зарбаи 11 метра таъин гардида бошад, дар бозии навбатӣ бо Аргентина акси ин ҳол ба чашм расид. Яъне довар дар ҳолате ки яке аз футболбозони аргентинӣ рўи рост дар назди дарвозаи хеш тўбро бо дасташ баргардонд, зарбаи ҷаримавӣ таъин нанамуд. Вагарна кӣ медонист, ки натиҷаи бозӣ чӣ гуна мешуд. Хуллас, ҳукми довар дар бозӣ кори хешро мекунад ва он тағйирнаёбанда аст.

Бояд қайд кард, ки Кумитаи давлатии телевизион ва радиошунавоии мамлакат барои голи зеботарини задаи футболбозони шўравӣ мукофоти асарҳои 30-ҷилдаи детективиро эълон намуда аст.

Маълум аст, ки футболбозони Шўравӣ барои соҳиб шудан ба ҷоизаҳои чемпионат довталабиро аз даст доданд. Наход аз мукофоти таъ... [illegible]

чанги шадидро оварданд. Таъсири ин эъломро ба Искандар Ориён чунин меорад: (китоби IV, фасли II, банди 1) «Пас аз он подшоҳи сокоҳо расулоне назди Искандар фиристода эълом кард, ки ҷанги ӯ бо дуздоне рӯй дода, ки аз горат зиндагонӣ мекунанд ва ӯ ба ҷанг мубодират накардааст. Аз барои Искандар шармовар буд, ки ин ҳарфро бипазирад, бе ин ки аз сокоҳо интиқом кашида бошад, вале чун мавқеъ барои ситеза муносиб набуд, расулонро бо мулотифат пазируфт».

Ба хиёнати душман аз тарафи завҷааш дар ҳолати ширакайфӣ дар ҷойи хобаш ба қатл расидани Спитомен ва каллаи ӯро бурда ба Искандар пешкаш кардани он зан бо хизматгораш Искандарро шердил кард. Искандар аз Спитомен маргӣ метарсид, агар ӯ бо макри душман кушта намешуд, ба сари ин аҷнабии роҳзан чӣ балоҳое меовард.

Баъди ин Искандар девонавор ҳуҷум ва ҳамла меовард, вале дур аз фатҳӯ нусрат буд.

Бояд гуфт, ки боре ҳангоми муқовимат то ба пояи кӯҳи Бутамон расид ва лозим омад, ки сарбозонаш яке аз қуллаҳои онро фатҳ намоянд, ки дар ин бора Ориён (китоби IV, банди 1) ва Кант Курц (китоби VII, банди Х1) чунин навиштаанд: «Кӯҳе буд дар Суғдиён, ки ба назар меомад ба он наметавон даст ёфт. Иддаи зиёде аз мардумони Суғду Уксиёртис, яке аз аввалин нуҷабои суғдиён бо зану духтаронашон ба ин кӯҳ паноҳ бурда буданд ва намехостанд аз Искандар тамкин кунанд ва агар Искандар ин маҳалро мегирифт, охирин паноҳгоҳи Суғдиён, тасхир мешуд. Як нафар сокои Ориёмзис ном бо сӣ ҳазор нафар сипоҳӣ» — мегӯяд Кант Курц — дар ҷои сахти кӯҳ нишаста буд ва озуқаи ду солро дошт. Ин кӯҳ ба иртифоъ сӣ истод (як фарсанг) аст ва муҳити пояи он 150 истод (панҷ фарсанг, яъне 40 километр). Чун кӯҳи мазбур дар ҳама ҷо монанди деворе боло рафта фақат ба воситаи як роҳи борик метавон ба он сууд кард. Искандар хост бо подшоҳи сокоҳо Ориёмзис дохили музокира шавад, бо ин-умед, ки шояд ӯ бе ҷанг таслим гардад. Назар ба ин мақсуд Кӯфос писари Уртабозро ба расулӣ назди вай фиристод, вале ӯ муваффақ нашуд, зеро Ориёмзис ҷавоб дод, ки «мақдуниҳо пар надоранд, ки биparанд». Вақте ки ин ҷавоб ба Искандар расид, ин ҳарф барои ӯ гарон омад ва ба сардорони худ амр кард, сесад нафар аз ҷавонони ҷусту ҷолоки мақдунӣ назди ӯ оранд». Хулоса Искандар бо макру фиреб он кӯҳро фатҳ кард ва ҳама таслим шуданд.

Баъд Ориён гӯяд (ҳамон ҷо, банди III). Дар миёни асирон занони зиёд буданд ва аз ҷумла духтарони Уқсиёртис. Яке аз духтарони ӯ, ки Руҳшона ном дошт ва аз чанде қабл ба ҳадди булуғ расида буд, дар миёни занони Осиё мислу монанд надошт ва фақат зани Дорӣ ҳар қадар пеш биравад, онҳо ақиб хоҳанд нишаст, то Искандару лашкарашро ба биёбонҳои ламязраъ ва бе об бикашонанд ва дар ин ҷо кори онҳоро якбора бисозанд». Жавистан дар боби мардумони сокой гӯяд (китоби II, банди III). «Ин мардумон Дориюшро аз мамлакати худ ронданд, Куруш ва лашкари ӯро забун сохтанд, чунон ки Зубирюн сардори Искандарро ҳам бо тамоми қӯшунаш нобуд карданд, номи пурифтихори асликҳои Румро шуниданд, вале қудрати онро ҳис накарданд. Билохира рушду зиёни императори портиҳо ва бохтариҳо ҳам аз корҳои онон буд. Роҷеъ ба Зубирюн бояд гуфт, ки ӯ волии Пунт буд ва хост бо сокоҳо биҷангад ва дар сокоия бо лашкаре мураккаб аз сӣ ҳазор нафар маълум гашт». (Жавистан, китоби XII, банди II).

Ҳамин тавр дар арзу тӯли ҳазорҳо сол касе ё қавме пайдо нашуд, ки дасти пурқуввати ориёнҳои сокоро ба пушт тобад, иродаи оҳани ӯро шикаста ба худ тобеъ кунад. Ин буд, ки муаррихи ҳақиқатнигор Жавистан иродаи матин ва руҳи мағлубнашавандаи гузаштагони бо шарафи мо — сокоҳоро бори дигар собит намуда мегӯяд: «Ин мардумон (юнониён С. С.) се дафъа ба Осиё ҳамла карданд, вале (сокоиҳо С. С.) ҳеҷ гоҳ мутеи хориҷӣ нашуданд». (китоби XII, банди II).

Пойтахти давлати бостонии Ур ва давлати Сумиру Аккад шаҳри Ур-Сеппо — Ур-Теппа то ҳуҷуми Искандари Мақдунӣ таърихи 3 ҳазору 700-солаи хешро аз сар гузаронида чандин бор нобуд ва эҳё шудааст, ки аз рӯи маводди ба даст омада чаҳор маротиба вайрону тармиму марамат шудани онро нишон додем. Муаллифи китоби Дереномаи Ибнул Калхӣ қайд мекунад, ки Пирӯз ибни Яздгурд ва Доро дар қатори дигар шаҳрҳо Ур-Теппаро низ таҷдид кардаанд. Гушбосии моаруф ҳам боре он шаҳрро тармиму марамат кардааст.

Ин буд шаммае аз таърихи машриқи қадим дар Осиёи Миёна, алалхусус, дар кишвари нимафсонавии доманаи фарохнои кӯҳи Бутам, дар маркази Ориён, ки он ҷо қавмҳои ориёни сокоҳои достонии ними ҷаҳонро тасхир намуда, яъне гузаштагони бошарафи халқи тоҷик сарбаландона умр ба сар бурдаанд. Корнома ва заковати ин мардуми сарбаланди тоҷик ҳусни таваҷҷӯҳи шоир ва достонсарои оламшумули дунёи қадими юнонӣ, муаллифи достонҳои машҳури «Элиада» ва «Одисея» Ҳомерро низ ба худ ҷалб карда буд, ки гуфтааст: «Ин сокоҳои обиёнии осиёӣ аз тамоми мардумон одилтаранд ва ба воситаи озодӣ ва фақр ахлоқи пок доранд». (Ориён, китоби III, фасли X, банди IV).

**Саидумар СУЛТОН.**

**(Давом дорад).**

---

аксарияти лақайҳо дар Тоҷикистон зиндагӣ мекунанд. Теъдоди онҳо тақрибан 100 ҳазор нафар маҳсуб мегардад. Вале мутаассифона ин халқиятро касе расман эътироф намекунад, гӯё ки онҳо вуҷуд надоранд. Вале оё воқеан ҳамин тавр бояд бошад?

— Дар бахши «миллият»-и шинсномаи ҳамқавмони ман ӯзбек» сабт шудааст, — нақл мекунад муаллими таърих аз деҳаи Султонобод, сарвари ғайрирасмии ҷамоати лақайҳо Н. Сангов. — Бо зӯри ирода ин сабтро қабул мекунем, вале дил онро рад менамояд. Мо ба ӯзбекҳо ҳарчанд монандем, ҳарчанд роҳи таърихии мо нуқтаҳои умумии бурриш дошта ва ҳарчанд анъаноти маданин мо якранганд, вале ба ҳар ҳол мо дигарем.

Тибқи андешаи мусоҳиби ман гузаштагони ӯ, ки аз дигар қабилаҳои кӯчӣ бо кӯҳҳои душворгузар ва рӯдҳои пуртуғён ҷудо будаанд, дар гузаштаи дур натавонистанд, дар ҷараёни ба халқи ягонаи ӯзбек табдил ёфтани қабилаҳои маҳаллӣ фаъолона иштирок намоянд. Онҳо гӯё дар гӯшаву канори таърихи халқи ӯзбек қарор доштаанд. Монандӣ дар байни онҳо мунтазам сутурда гашта, тафовут ҳамоно афзудааст, ба андозае, ки ба гуфти Сангов имрӯз дар бораи пайдоиши халқияти нав метавон сухан ронд.

Ин қазия ба мафҳуми «халқият», ки маъмулан ҷамоати одамони дар ҷараёни аз байн рафтани муносибатҳои қабилавӣ таърихан ба вуҷуд оянда, маскунини ҳукорами водии Вахш муҳоҷир карда шуданд, то ки ба хотири мустақилияти пахтаи кишвар зироати барои ин ҷоҳо нав — пахта рӯёнанд.

— Вале ин маънои парокандa зиндагӣ кардани моро надорад. Не, аз ҳоли ҳамдигар хабар дорем, — мегӯяд Х. Солиев, раиси шӯрои ҷамоати Султонобод. — Дар худи Султонобод наздики 8 ҳазор тан лақайҳо чун аҳли як оила зиндагӣ доранд, дар деҳкадаи Лоҳур 9 ҳазор, дар Зайнабобод 28 ҳазор тан... Ин дар макони азалии бурду бохт. Дар ҷойҳои нав низ ҳамшаҳриҳои ман сарҷамъона зиндагӣ доранд.

Дар чунин шароит забон ки забони ӯзбекиро мемонад, вале ҳамзамон хусусиятҳои хоси хешро дорост, беҳтар пойдор мемонад. Афсӯс ки лақайҳо хат ва алифбои худро надоранд. Ҳама қиссаву ривоятҳо, суруду шеърҳо, афсонаҳо танҳо дар анъанаи лафзӣ боқӣ мондаанд. Таълим дар мактабҳо бо забони адабии ӯзбекӣ ҷорист. Лаҳҷаи модариро бошад ба бачаҳо дар оила, аз парпечӣ меомӯзонанд.

Новобаста ба ҳамаи ин, лақайҳо ба анъанаҳои хеш, ки дарвоқеъ яке аз нишонаҳои халқият аст, устуворанд. Шояд танҳо зоҳиран тарзи зист тағйир ёфтааст — ба ҷои хаймаҳои анъанавӣ дар хонаҳои гилин зиндагӣ мекунанд. Анъаноти дигар бе тағйироти ҷиддӣ боқӣ мондааст: духтарон кашидадӯзӣ мекунанд, занон бо тарзи хоса намад мебофанд, мардон аксари вақт бо парвони асп машғуланд, онҳо ҳатто соҳиби мошинанд.

...кардaнд. Дар давронҳ шӯравӣ аз байни лақайҳо духтуру муаллимон, ронандаву тракторчиён ба воя расиданд... Вале, албатта, ҳамаи ин барои худро чун пештара лақай ҳисобидани одамон халал нарасонид.

Ҳар касе ки дар Султонобод вохӯрдам, чунин андеша дошт. Ҳатто чунин талаботи мафҳуми «халқият» чун худогоҳии миллӣ ва истилоҳи ифодагари ин худогоҳӣ дар он ҷо риоя шудааст. Пас, ҷаро наметавон инро расман эътироф карда ба номгӯйи халқу халқиятҳои мамлакатамон илова намуд?

— Гоҳо ба ман чунин менамояд, ки сабаби кашолакорӣ муносибати манфии ба лақайҳо пайдошуда дар Тоҷикистон аст, — мегӯяд Н. Сангов.—Худи калимаи «лақай» оҳанги тамасхуромезу ҳақоратомез ба худ гирифтааст, гӯё ки ин одами на танҳо навъи дуввум, балки ҳатто навъи саввум бошад. Аз тамошоҷои варзишгоҳи калонтарини ҷумҳурӣ чанде пеш бо гӯшҳои худ шунидам, ки касе мурoҷиатан ба футболбоз тамасхуромез нидо мекард: «Эй, эҳтиёт бош, лақай омад!». Чунин суханҳоро дар кӯча, мағоза, бемористон низ шунидан мумкин аст...

Мусоҳиби ман чунин мепиндорад, ки барои шаклгирии муносибати манфӣ нисбат ба ҳамқавмонаш чунин гӯё факти таърихӣ таъсир расонида: гунаҳкорони асосии босмачигарӣ дар Тоҷикистон дар солҳои 20 — 30-юм лақайҳо будаанд. Бале, онҳо дар дастаҳои босмачиён кам набуданд. Худи Иброҳимбек — ин саркардаи ...

...сади муайян намудани то чи андоза асоснок будани хоҳиши онҳо аз ҷумлаи мутахассисон комиссион таъсис ёфт.

— Алҳол аъзои комиссион ба ақидае расиданд, ки лақайҳо ба ҳар ҳол аз қабилаи ӯзбекон мебошанд, — мегӯяд олими Институти таърих, бостоншиносӣ ва мардумшиносии Академияи илмҳои Тоҷикистон Ш. Юсуфов. — Вале проблемаро касе муфассал наомӯхтааст.

Ба проблемаи лақайҳо дар Хазинаи маданияти ҷумҳурӣ, ки гурӯҳи махсус оид ба забонҳои хурд ва халқиятҳои камнуфузи ҷумҳурӣ дорад, «хайрхоҳонатар» муносибат карданд. Фаъолони гурӯҳ бар он ақидаанд, ки дар мактабҳое, ки фарзандони лақайҳо таҳсил доранд, ба роҳ мондани таълими забони модарӣ, таърих, фольклори онҳо дар оянда зарур аст. Барои таъсиси музейи таърих ва этнографияи лақайҳо дар деҳаи Султонобод ҷамъоварии маблағ шурӯъ шудааст. Чанде пеш дар ин деҳа намоиши эҷодиёти мардумӣ ва фестивали фольклории лақайҳо доир гардид.

Шояд бо мурури вақт масъалаи расман эътироф намудани лақайҳо ҳамчун халқият низ ҳал шавад. Ба ҳар ҳол имрӯз номгӯи миллату халқиятҳо, ки дар даврони сталинӣ ҳамагӣ 60 миллату халқиятро дарбар мегирифт, торафт васеъ мегардад.

Тарҷумаи
**Қироншоҳи ШАРИФЗОДА,**
**(Аз Ахборномаи АПН «По Советскому Союзу», № 63, 10 марти с. 1990).**

---

...мини ин тимҳо дар чемпионати ҷорӣ буд. Ва бояд ёдовар шуд, ки ҳар ду команда низ дар бозии аввалин ноком монда буданд ва барояшон қуввaозмоии навбатӣ ба ниҳоят ҳалкунанда ба шумор мерафт. Аз ин рӯ ҳайати ҳар ду ҷониб низ ба ин бозӣ ҷиддан омодагӣ гирифта буданд.

Бозӣ бо ҳуҷумҳои тарафайн оғоз ёфт. Аз суръати он маълум буд, ки ҳарифон танҳо ба нияти ғалаба намудан ба майдон баромадаанд. Вале, мутаассифона дар бозии навбатӣ низ лаҳзаҳои ниҳоят заруриро футболбозони шӯравӣ истифода карда натавонистанд ва дар натиҷа ҳам дар қисми аввал ва ҳам дар қисми дуввум аз дарвозаи худ як тӯбӣ сар дода бозиро бохтанд. Ин бохт умуман, футболбозони шӯравиро аз давом додани мусобиқоти чемпионат шояд маҳрум намояд.

Тавре ки маълум аст дар ин чемпионат доварони мусобиқа нисбати футболбозон ниҳоят ҷиддӣ муносибат менамоянд. Ба ҳар амали ноҷову норавои футболбозон ҳангоми бозӣ ҷазои сазовор медиҳанд. Албатта, чунин муносибат бисёр хуб аст, агар дар сурате ки он одилона бошад. Вале ба назари мо на ҳамеша чунин нуктаи назар ба эътибор гирифта мешавад. Ҳамчунин аён аст, ки дар ин ҳолатҳо дар бозиҳои гузашта доварон ба камбудиҳо роҳ додаанд. Аз ҷумла дар бозии навбатии командаҳои ... аз майдон ронда шуд.

Ва ҳама ёдовар шуд, ки дар ҳар чемпионат доварон алалхусус дар бозиҳои бо иштироки командаи Шӯравӣ сурат мегирифта ба норасоиҳои ҷиддӣ роҳ медиҳанд. Агар дар бозӣ бо командаи Руминия ба дарвозаи тими Шӯравӣ ноҳақона зарбаи 11 метра таъин гардида бошад, дар бозии навбатӣ бо Аргентина акси ин ҳол ба чашм расид. Яъне довар дар ҳолате ки яке аз футболбозони аргентинӣ рӯи рост дар назди дарвозаи хеш тӯбро бо дасташ баргардонд, зарбаи ҷаримавӣ таъин нанамуд. Вагарна кӣ медонист, ки натиҷаи бозӣ чӣ гуна мешуд. Хуллас, ҳукми довар дар бозӣ кори хешро мекунад ва он тағйирнаёбанда аст.

Бояд қайд кард, ки Кумитаи давлатии телевизион ва радиошунавонии мамлакат барои голи зеботарини задаи футболбозони шӯравӣ мукофоти асарҳои 30-ҷилдаи детективиро эълон намуда аст.

Маълум аст, ки футболбозони Шӯравӣ барои соҳиб шудан ба ҷоизаҳои чемпионат довталабиро аз даст доданд. Наход аз мукофоти таъсискардаи мамлакати худамон ҳам бенасиб монанд?

**Бозиҳои дигар бо чунин натиҷа анҷом ёфтанд:**

Костарика — Шотландия — 1:0.

Англия — Ирландия — 1:1.

Белгия — Кореяи ҷанубӣ — 2:0.

**ДАР ШУМОРАИ ИМРӮЗАИ «КОМСОМОЛЕЦ ТАДЖИКИСТАНА»**

**Дар КМ ИЛКҶ Тоҷикистон.**
**Савдо ва қонун.**
**Объективи «КТ».**
**Кишвари маҳбуб.**
**Мусоҳибаи муҳим.**
**Фикр кардан меарзад.**
**Армия ва ҷавонон.**
**«Варзишгоҳ»-и «КТ».**

**Ҷонишини муҳаррир**
**М. МИРЗОШОЕВ.**

---

# *Вазорати маорифи халқи РСС Тоҷикистон*

**ОМӮЗИШГОҲИ КАСБҲОИ ТЕХНИКИИ РАҚАМИ 43, ШАҲРИ ДУШАНБЕ ҚАБУЛИ ҲУНАРҶӮЁНРО БАРОИ СОЛИ ТАҲСИЛИ 1990 — 91 АЗ РӮИ ИХТИСОСҲОИ ЗЕРИН ЭЪЛОН МЕКУНАД:**

Ҳуруфчини мошини ҳуруфчинӣ, чопкунандаи чопи баланд. Муқовабанд, чопкунандаи чопи ҳамвор, челонгари асбобҳои ченкунӣ ва назоратӣ, дастгоҳи коркарду чӯб, кафшергари барқӣ, котиба-мошинистка, фурӯшандаи мағозаи китоб.

Мӯҳлати таҳсил 1—сол.

Ба дохилшудагон дар омӯзишгоҳ ба маблағи 36 сӯм стипендия дода мешавад.

Аълохонҳо ба ҳаҷми 25 фоиз стипендияи иловагӣ мегиранд.

Ҳангоми гузаштани таҷрибаомӯзӣ дар истеҳсолот ба ҳунарҷӯён 50 фоизи музди коркардаашон дода мешавад. Ба омӯзишгоҳ ҷавонписарон ва духтарон бо маълумоти синфи 10 аз синни 17-сола боло қабул карда мешаванд.

Дохилшавандаҳо бояд ҳуҷҷатҳои зайлро пешниҳод намоянд: ариза ба номи директор бо нишондоди касби интихобгардида номаи камол (барои маълумоти миёна) справкаи тиббӣ, 6 дона сурат (ҳаҷмаш 3Х4 см). Шиноснома (паспорт), шаҳодатномаи даъватшаванда ё худ билети ҳарбӣ.

Аризаҳо то 25 август (аз соати 9 то соати 17.00) қабул карда мешаванд. Шахсоне, ки аз ноҳияҳои гирду атроф омадаанд, бо хобгоҳ таъмин карда мешаванд. Барои маълумотгирӣ бо нишонии 734017, ш. Душанбе, кӯчаи Карамов, 20 муроҷиат кунед. Нақлиёт: автобусҳои рақами 3, 1, 13, 18. Истгоҳҳои Донишкадаи кишоварзӣ.

Троллейбусҳои рақами 1, 11.

Телефонҳои 24-03-68, 24-76-16.

(4228).

**ОМӮЗИШГОҲИ МИЁНАИ КАСБҲОИ ТЕХНИКИИ № 48-И РАЙОНИ ЁВОН ҚАБУЛИ ҲУНАРҶӮЁНРО БАРОИ СОЛИ ТАҲСИЛИ 1990 — 91 БО ИХТИСОСҲОИ ЗЕРИН ЭЪЛОН МЕНАМОЯД**

1. Арматурчӣ-кафшергари электрӣ;
2. Ҷӯбтарош (бинокор);
3. Мошинист-бульдозерчӣ;
4. Мошинист-экскаваторчӣ;
5. Тракторчӣ-мошинисти васеъихтисос.

Мӯҳлати таҳсил 3 сол. Ҷавонписарон ва духтарони дорои маълумоти синфи 9 аз синни 15-сола қабул карда мешаванд.

1. Дуредгар.
2. Кафшергар.
3. Оператори ширдушии мошинӣ.
4. Устои ангурпарвар.
5. Тракторчии мошинист.

Мӯҳлати таҳсил — 1 сол. Ҷавонписарон ва духтарони дорои маълумоти синфи 11 аз синни 17-сола қабул карда мешаванд.

Ҳунарҷӯён баъди хатми омӯзишгоҳ дар бораи маълумоти миёна ва гирифтани ихтисос диплом мегиранд. Хатмкардагони омӯзишгоҳ метавонанд таҳсилро дар донишкадаҳои олӣ давом диҳанд ё аз рӯи ихтисос дар истеҳсолот кор кунанд. Онҳое, ки гурӯҳи тракторчӣ-мошинисти васеъихтисосро хатм мекунанд, бар илова шаҳодатномаи ронандаи категорияи «С»-ро мегиранд.

Хонандагон бо хобгоҳ, хӯрок, сарулибос, либоси махсус, хонандагони гурӯҳи тракторчӣ-мошинисти васеъихтисос бо стипендия таъмин карда мешаванд.

Хонандагон баъди хатми омӯзишгоҳ дар давоми як сол ба сафҳои Армияи Советӣ даъват карда нахоҳанд шуд. Ҳангоми гузаштани таҷрибаи истеҳсолӣ хонандагон 50 фоизи музди корашонро мегиранд. Давраи таҳсил ба стажи корӣ дохил мегардад.

Барои дохил шудан ҳуҷҷатҳои зеринро пешниҳод намоед; ариза ба номи сарвар бо нишон додани ихтисоси интихобкарда, номаи камол ё шаҳодатнома дар бораи маълумоти ҳаштсола, справкаи тиббӣ (шакли 086-У), чор дона сурат (андозаи 3х4 см), справка аз ҷои истиқомат, шаҳодатномаи таваллуд ё паспорт (шахсан пешниҳод бояд кард), роҳхати комсомол.

Қабули аризаҳо аз 1 июни соли 1990 сар мешавад.

Нишонии мо: РСС Тоҷикистон, районн Ёвон, кӯчаи Киров-44, омӯзишгоҳи миёнаи касбҳои техникии № 48, телефонҳо 2-14-11, 2-15-13, 2-14-27.

**КОМИССИЯИ ҚАБУЛ.**
**(4248).**

# Концерти калон

Рӯзҳои 22, 23, 24 июни соли 1990, дар Цирки давлатии Тоҷикистон концерти калони ансамбли вокалӣ-хореографии лауреати Мукофоти Комсомоли ленинии умумиттифоқ

**«ЗЕБО»**

барпо мегардад.

Роҳбари бадеӣ ва сарбалетмейстер — артисти халқии СССР **Зебо АМИНЗОДА.**

Роҳбари мусиқӣ — **Равиль ФАССАХОВ.**

Дар барнома артистони хизматнишондодаи ҶШС Тоҷикистон: **Ҷамшед ИСМОИЛОВ, Саида ФАЙЗАЛИЕВА, Карим БУРҲОНОВ** иштирок мекунанд.

Овозхонҳо: Ширинмоҳ Нухолова, Умар Ҳамдамов, Аҳмадбек Давронов ва ансамбли бачагонаи «ЗЕБО» (хореограф-балетмейстер Альфия Ефасова) иштирок менамоянд.

Оғози концерти рӯзи 22 июнь соати 19.00.

Оғози концерти рӯзи 23, 24 июнь соати 15.00.

Билетҳо дар кассаҳои Цирк ва дар дукончаи назди Универмаги Марказӣ (ЦУМ) фурухта мешаванд.

Кассаҳо бе танаффус аз соати 10 то 19 кор мекунанд.

Барои тамошои коллективона аз корхонаҳо ва ноҳияҳои ҷумҳурӣ талабномаҳо қабул карда мешавад.

Маълумотҳо бо телефони 33-94-85 дода мешаванд.

**Ҷавонони Тоҷикистон**

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке
Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

ТЕЛЕФОНҲО: Қабулгоҳ, ҷонишини муҳаррир — котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ 01391

1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20